Сухани аҳли дил (Интихоб, таҳия ва шарҳи Ш.Р. Исрофилниё)

Дар ин китоб почаҳо аз «Махзануласрор»-и Ҳаким Низомии Ганҷавӣ, «Достони Шайх Санъон» аз «Мантақуттайр»-и Шайх Аттор, «Найнома» ва « Достони подшоҳ ва канизак» аз «Маснавии маънавӣ»-и Мавлоно Ҷалолуддини Балхӣ ва ашъори баргузидаи Дарвеш Носири Бухороӣ таҳия ва шарҳ шудааст.

Ба устодон, донишҷӯён ва дигар ҳаводорони шеъри ноби форсӣ тавсия мешавад.

Муқарризон: дотсентон М. Солеҳов
ва Д. Бобоев

**Ба номи Худованди ҷонофарин, Ҳакими сухан дар забон офарин.**

# Даромади сухан

Ҳимматам бадрақаи роҳ кун, эй тоири қудс,
Ки дароз аст раҳи мақсуду ман навсафарам.
Хоҷа Ҳофиз

Адабиёти пурмӯҳтаво ва паҳновари форсӣ беш аз ҳазор сол аст, ки ташнагони каломи нобро шодоб мегардонад ва ҳазорон дӯстoрони сухани шево на танҳо аз мардуми форсизабон, балки аз милали мухталиф низ аз он баҳра бурдаанду барои пешрафти миллати хеш аз он суд ҷустаанд. Ин адабиёти пурбор, ки инъикоскунандаи талошҳои ҳазорсолаи мардуми эронитабор дар заминаҳои гуногуни ҳунару санъат, фалсафаву ирфон ва илму маориф аст, дар шаклҳои мухталиф чун рубоиву ғазал, қитъаву қасида, достону ҳикоят ва амсоли ин баён ёфтааст. Ҳар миллати бедор ва худогоҳ аз фарҳанги худ ҳифз мекунад, онро меомӯзад ва бо он фарҳанг зиндагӣ мекунад, то фарҳанги дигар бар фарҳанги вай мусаллат набошад. Дар миёни миллатҳои мухталиф мо бо адабиёти худ ифтихор дорем. Ин адабиёти пурбор ва забони фохири мо буда, ки моро аз нобудшавӣ эмин нигоҳ дошта ва зинда мондани мо дар тӯли таърихи дарози пурҳаводис тавассути ин фарҳангу адаби пурғановат ва неруманд будааст. Яъне ягона силоҳи наҷотбахши миллати мо дар муқобили ҳаводиси ҳавлноки таърих ҳамин забони фохир, адабиёти пурғановат ва фарҳанги неруманд будааст. Дар ибтидои қарни бист бо зуҳури пантуркизм ва инқилиби болшивекӣ анқариб буд, ки мо на танҳо аз ватану фарҳанг ва забони хеш ҷудо шавем, балки ҳамчун халқият ҳуввияти худро гум кунем. Агар чингизиёну темуриён ва дигар дудмони онҳо замин ва молу сарвати моро ба яғмо бурда бошанд, болшивекон хостанд шуури мо, наҳваи тафаккури моро дигаргун созанд ва рӯҳонияти моро аз байн бубаранд, пантуркистон бошанд, барои нест кардани ҳуввияти милли мо камар бастанд ва хостанд бо нобуд сохтани забони мо, яъне ҳастии миллии мо на танҳо ватани мо, балки фарҳангу тамаддун ва маърифати рӯҳонияти моро соҳибӣ кунанд. Бо лутфи дигарбораи яздонӣ дар ин давраи барои миллат тақдирсоз сухангустаре чун аллома Айнӣ, ки шодоб аз дарёи адаби форсӣ буд, ба майдон омад ва халқи то ҳудуде дар чоҳи нокомиву гумномӣ мондаро дигарбора ба арсаи фаъолият овард. Пас далели зинда мондани мо ҳамин забону фарҳанг ва адабиёти мост. Аз ин рӯ, бояд онро ҳифз кунему биёмӯзем, бо он зиндагӣ кунем ва ба насли оянда интиқолаш диҳем.

Дар миёни осори адабии мо шоҳкориҳое ҳастанд, ки бо камоли устодиву ҳунармандӣ ва зеботарин тарзи шоирона офарида шудаанд. Шавқу завқу шуру ҳол ва сӯзу гудози ошиқ, ҳусни беҳамтову нозу карашма ва истиғнои маъшуқ дар ғазал, андарзу суханони ҳакимона ва

панду ҳикматҳои хирадмандана дар қитъаву қасида, тасвири ҷангу ҷидолҳо  дар достонҳои размӣ, андешаҳои малакутӣ ва эҳсосоте, ки инсон ба Офаридгор дорад, дар ғазалу маснавиҳо ва достонҳо ирфонӣ ва монанди инҳо дар анвои мухталифи адабӣ баён шудаанд. Бо як сухан «осори адаби форсӣ ойинаи тамомнамойи  зиндагӣ ва фарҳанги қавми эронитабор аст». Мутаассифона, ағлаби осори адабии мо то кунун аслан ба чоп нарасида, ё чоп шуда бошад ҳам, бино ба тақозои мафкураи давр бо ҳазфу ихтисор, алалхусус қисмати наъту муноҷот ва он абёте, ки дар онҳо сухан аз Худову Расул меравад. Ин амал боиси он гашта, ки аҳамияти маърифатӣ ва ахлоқии осори гаронмояи ниёгон коста гардад. Боиси хушнудист, ки баъди аз Истиқлоли Тоҷикистон донишмандоне ба майдон омаданд ва чун қатрае аз баҳр бархе аз ин осорро бо ҳамон хатте, ки  мардуми тоҷик ошно аст, пешорӯи эшон гузоштанд. Аз сӯи дигар, дар адабиёти гузаштаи мо истилоҳоту таъбирот ва киноёти печидаву мубҳам ба кор рафта, ки на ҳар хонанда, алалхусус донишҷӯи имрӯза метавонад ба осонӣ  дарки маънӣ бикунад. Фароҳам омадани ин китоб барои баровардани ҳамин ниёз аст.

Дар барномаи таълимии факултаи забон ва адабиёти тоҷики донишгоҳҳову донишкадаиҳои ҷумҳурӣ баъд аз Истиқлол фанни ҷадиде бо номи «Таҳлили матн» ҷорӣ гардида, ки ғарази аслиаш ошнойии донишҷӯён, ки посдорони  фарҳанги гаронбаҳои ниёгон ба шумор меравanд, ба адабиёти  беш аз ҳазорсолаи худ аст. Нависандаи ин сутур соли 2001 китоби бо номи «Хизонаи пурганҷ» дар шарҳи осори баргузидаи даҳ тан аз шуарову удабои қарнҳои X-X1 ба нашр расонида буд, ки аз ҷониби хонандагон хуш пазируфта шуд. Дар китоби ҳозир бошад, банда ба шарҳи ашъори шоирон сӯфӣ иқдом намудам ва ба тариқи намуна наъту муноҷоти Ҳаким Низомиро аз «Махзануласрор», «Достони Шайх Санъон», ки яке аз дилангезтарин ва ҷаззобтарин достон дар адаби форсӣ мебошад, аз «Мантиқуттайр»-и Шайх Аттор, «Найнома» ва «Достони подшоҳ ва канизак-ро аз «Маснавии маънавӣ»-и Мавлои Рум ва як қасидаву се ғазали шоири номвари адаби форсӣ, вале то ба ҳол ношинохта Дарвеш Носири Бухороиро пешниҳоди хонандагон намудам. Банда ҳам дар Донишгоҳи давлатии милли Тоҷикистон ва ҳам дар Донишкадаи давлатии забонҳои Тоҷикиситон дарс мегӯям ва дар тартиб додани барномаҳои таълимӣ, алалхусус барои «Таҳлили матнҳои адабӣ» бевосита иштирок доштам. Ҳамчунин беш аз понздаҳ сол аст, ки дар курсҳои ихтисос ҳам дар Донишгоҳи миллӣ ва ҳам дар Донишкадаи забонҳо шарҳи ғазалҳои Хоҷа Ҳофиз, шарҳи «Маснавии маънавӣ»-и Мавлавӣ ва шарҳи «Мантиқуттайр»-и Шайх Атторро мегузаштам. Илова бар ин, се маротиба бо даъвати Гурӯҳи иҷроияи густариши забони форсӣ ба Ҷумҳурии Исломии Эрон сафар намуда, аз устодони Донишгоҳҳои Теҳрон, Паёми нур, Шаҳиди Биҳиштӣ ва Тарбиятмударрис, амсоли дуктурон Ғуломҳусейн Ғуломҳусейнзода, Тақии Пурномдориён, Козими Дизфулиён, Неъмутуллоҳ Эронзода, Муҳаммадалии Саҷҷодӣ, Муҳаммад Донишкар, Ҳамидризо Шойгонфар, Ҳурмузди Раҳимиён, Муҳаммад Деҳқонӣ, доктор Ҳодӣ, Ҳасан

Зулфиқорӣ, Ризо Мустафавии Сабзаворӣ ва дигарон сабақ омӯхтам ва ҳангоми фароҳам овардани ин китоб аз гузоришу сабақҳои эшон истифода бурдам ва ба онҳо арзи сипос мекунам. Банда ҳамеша бо устоди раҳнамоям профессор Абдунабӣ Сатторзода дар иртибот ҳастам ва ағлаби навиштаҳоям бо маслиҳату салоҳдиди эшон сурат мегирад, ин китоб низ зери назари ин устоди гаронмоя рӯи кор омадааст.

Бояд зикр кард, ки ҳангоми шарҳи осори Ҳаким Низомӣ, Шайх Аттор ва  Мавлои Рум аксари асарҳои тадқиқотӣ ва шарҳҳое, ки дар Эрон ба осори эшон навишта шудааст, зери даст доштам ва аз онҳо истифода бурдам. Банда дар ин бахшҳо ба сифати таҳиягар будам, на шореҳ, аммо агар аз як сӯ, шарҳи эшон барои хонандаи тоҷик душворфаҳму дерёб асту тақозойи шарҳ бар ин шарҳҳо дорад, аз сӯи дигар, каминаи камтарин на ба ҳама гуфтаҳои эшон мувофиқ ҳастам, аз ин рӯ худ ба шарҳ пардохтам, ки он низ ношӣ аз гуфтаҳои эшон аст. Камина ҳангоми шарҳи калимаву иборот ва истилоҳоту абёт то ҳадде, ки имкон дорад, шеваи соддабаёнро дунбола кардам, то хонандагон ба осонӣ аз мақсади шоир огоҳ шаванд. Шарҳи ашъори Дарвеш Носири Бухороӣ бори аввал манзури хонандагон мегардад, на дар Эрон ва на дар ҷойи дигар касе ба шарҳи ашъори ин шоири некӯхаёл напардохтааст. Кутубу мақолоти истифодашуда дар китобнома оварда шудаанд ва барои зиёд нашудавни ҳаҷми китоб ба саҳифаҳои онҳо  дар матн ишора накардам, зеро агар маънииии баён шуда ношӣ аз маънии эшон аст, вале айнан нест. Шарҳи луғоти калимот аз фарҳангҳои зикршуда гирифтам ва кӯшиш намудам, ки калимоти номафҳуми онҳоро бо муродифи роиҷи онҳо иваз намоям, то маънӣ  осонтар ба даст ояд.

Дар китоби ҳозир чаҳор тан аз бузургтарин шоирони орифи қарнҳои Х11,Х111 ва Х1У интихоб шудаанд. Аз ин китоб берун мондани бузургоне чун Хоқонии Шарвонӣ, Саъдии Шерозӣ ва Хоҷа Ҳофиз аз он сабаб аст, ки банда азм дорад дар шарҳи осори интихобии эшон бо тавфиқи Худованд китоби ҷудогонае таълиф кунад.

# Муқаддима

Пеш аз он ки ба шарҳи осори шуарои ориф, монанди Шайх Аттор ва Мавлоно Ҷалолуддини Балхӣ мепардозем, лозим аст, ки хонандагонро бо моҳияти ирфони эронӣ ошно созем. Бояд зикр кард, ки орифон эътиқод доранд, ки мабдаъ ва холиқи ҳастӣ Худованди мутаъол аст, яъне тамоми мавҷудот тавассуди Ӯ офарида шуда ва дар ҳамаи онҳо заррае аз нури Ӯ мавҷуд аст. Агар дар ҷамодот камтар, дар наботот бештар аст ва нисбат аз наботот дар ҳайвонот бештар ва дар инсоният аз ҳама беш аст. Дар байни инсонҳо низ нури худовандӣ яксон нест, онҳо, ки зеботаранд ҳусни худовандиро бештар инъикос мекунанд, новобаста аз он ки кофаранд ё мусалмон, бутпарастанд ё насоро, зананд ё мард. Албатта, на ҳама урафо ба ин ақида мувофиқанд. Орифон ҳастиро бар ду навъ медонанд: олами рӯҳонӣ ва олами моддӣ. Ин ду олам дар мактабу мазҳабҳо ва ҷарайёнҳои ирфонию фалсафӣ бо номҳои мухталиф ёд шудааст. Масалан, мутакаллимин онҳоро олами маъқулот ва олами маҳсусот ё олами амру олами халқ, аҳли фалсафа олами метафизик ва олами физик ё олами мовароуттабиаву олами табиат, ишроқиён олами нуру олами зулмот ва бархе олами улвию олами сифлӣ ва амсоли инҳо номидаанд. Вобаста ба ин орифон бар онанд, ки вуҷуди ҳақиқии инсонро рӯҳ ташкил медиҳад ва рӯҳи инсон партаве аз рӯҳи Худованд аст. Рӯҳи инсон пеш аз он ки ба ин дунёи модию хокӣ ояд, дар олами рӯҳонӣ будааст. Ин рӯҳи инсон ё зурроти бани Одам дар рӯзи азал, ки бо унвони аҳди аласт, рӯзи аласт ва мисоқи олами зур ёд мешавад ва ишора ба пеш аз оғози офариниш дорад, бо мушоҳида ҷамоли маъшуқи азалӣ ба Ӯ ошиқ мешавад ва Худованд низ ба офаридаи худ ошиқ мегардад. Ишқе, ки орифон аз он ёд мекунанд, реша ба рӯзи азал дорад ва дуҷониба аст, ҳам ошиқ ба маъшуқ ошиқ асту ҳам маъшуқ ба ошиқ илтифот дорад. Ба таъбири дигар, дар рӯзи мисоқ рӯҳи инсон бо мушоҳидаи ҷамоли Худованд ба Ӯ ошиқ шуд ва Худованд низ ба Одам муштоқ гардид. Чунончӣ, Ҳофиз мегӯяд:

Сояи маъшуқ агар уфтод бар ошиқ чӣ шуд,
Мо ба ӯ мӯҳтоҷ будем, ӯ ба мо муштоқ буд.

Орифон ин аҳдро аҳди азал ё аҳди аласт номидаанд ва такя ба Қуръон доранд, ки Худованд бар ваҳдонияти худ аз бани Одам бар худашон гувоҳ гирифтааст ва он дар Сураи «Аъроф» ояи 172 ёд шудааст: « Ва Парвардигори ту аз пушти бани Одам фарзандонашро бурун овард. Ва ононро бар худашон гувоҳ гирифт ва пурсид: «Оё ман парвардигоратон нестам?» Гуфтанд: «Оре, гувоҳӣ медиҳем». То дар рӯзи қиёмат нагӯед, ки мо аз он бехабар будем». Ин маъниро Шайх Аттор хеле зебо баён мекунад:

Мо зи хароботи ишқ масту аласт омадем,
Номи «бало» чун барем чун ҳама маст омадем.

Пеш зи мо ҷони мо хӯрда шароби аласт,
Мо ҳама з-он як шароб масту аласт омадем…

Ҳамчунин бино ба ақидаи эшон рӯҳи инсон дар як замони мушаххас аз ватани аслии хеш, яъне олами рӯҳонӣ( ба қавли Мавлоно найистон) ҷудо шуда, вориди дунёи моддӣ мегардад. Ин ҷо ҳамон қиссаи машҳури Одаму Ҳаво ва аз ҷаннат ронда шудани онҳо дар назар аст. Рӯҳи инсон дар оғоз сайри нузулӣ мекунад ва дар ин дунёи моддӣ асир мегардад ва аз он маҳдудтар побанди қафаси ҷисм мегардад. Инсон ҳамон вақт комил мегардад, ки бояд сайри суудӣ кунад ва худро аз банди нафсу шаҳвоти нафсонӣ ва аз қайди дунёву тааллуқоти дунявӣ озод созаду дубора ба ватани аслии худ – олами рӯҳонӣ бирасонад. Дар ин масъала, яъне расидан ба ватани аслӣ – олами рӯҳонӣ, ё ба таъбири соддатар расидан ба Худо низ орифон дар як ақида нестанд. Баъзе аз онҳо монанди Хоҷа Абдуллоҳи Ансорӣ мӯътақиданд, ки солики роҳи тариқат, ки мехоҳад ба висоли маъшуқ ва маъбуди худ бирасад, бояд аз сад майдон гузар созад. Гурӯҳи дигар, аз ҷумла ишроқиён монанди Шиҳобиддин Яҳёи Сӯҳравардӣ бар онад, ки толиби маъшуқ бояд аз ёздаҳ кӯҳ убур кунад. Файласуфи бузурге монади Ибни Сино, ки дар охири умр ба тасаввуф гаравид, ҳашт кӯҳ ё мақомро пешниҳод кардааст.Аммо аксари орифону сӯфиён монанди Шайх Аттору Мавлои Рум мӯътақиданд, ки барои расидан ба камол ва мушоҳидаи ҳазрати улуҳият бояд аз ҳафт водӣ гузар кард, ки он водиҳо ба тариқи зайланд: 1) талб, 2) ишқ, 3) маърифат, 4) истиғно, 5) тавҳид, 6) ҳайрат ва 7) фано. Шайх Аттор дар «Мантиқуттайр» ин водиҳоро аз забони Ҳудҳуд чунин тафсир додааст:

Гуфт: Моро ҳафт водӣ дар раҳ аст,
Чун гузаштӣ ҳафт водӣ, даргаҳ аст.
Ҳаст водии талаб оғози кор,
Водии ишқ аст аз он пас, беканор.
Пас сеюм водист он маърифат,
Пас чаҳорум водии истиғно сифат.
Ҳаст панҷум водии тавҳиди пок,
Пас шашум водии ҳайрат саъбнок.
Ҳафтумин водии фақр асту фано,
Баъд аз ин рӯю равиш набвад туро.

Аз сӯи дигар, хонандагон бояд ба ин нукта низ диққат диҳанд, ки барои шинохти шеър ва дарёфти маънии мақсуди шоир аввалан, бояд шеърро дуруст қироат кард. Қироати дурусти шеър ба дуруст дарёфтани вазну радиф ва маънии шеър мусоидат мекунад. Сонияи, бояд калимаҳоро шинохт ва маънии онҳо дарёфт. Масалан, дар ин байти Шайх Саъдӣ вожаи «ахрас» комилан камистеъмол буда, ба маънии лол, гунг ба кор рафтааст ва бори маънии байт низ ба дӯши ҳамин калима аст:

Ман дар ҳама қавлҳо фасеҳам,
Дар васфи шамоили ту ахрас.

Ва ё дар ин байти Масъуди Саъди Салмон қироати дуруст ва шинохтани маънии калимаи «ганг»(хамида, кач) хонандаро ба дарёфти маънӣ ҳидоят мекунад:

Бори миннат нишаста бар сари ҷуд,
З-ин сабаб ҳаст ҳар се ҳарфаш ганг.

Солисан, бояд истилоҳоту таъбироти шоиронаро дуруст дарёфт ва дастурмандии шеърро риоят кард. Масалан, дар мисраи аввали байти зерин Саъдӣ истилоҳи «шаҳрво»(пуле, ки арзиши ҳақиқии он камтар аз арзиши расмии он буда, зари нохолис) муайян нагардад, дарки мақсади шоир аз имкон берун аст, зеро агар ҳиҷои «во» аз «шаҳр» ҷудо талаффуз шавад, маънии дигар ба зеҳн меояд:

Бузургзодаи нодон ба шаҳрво монад,
Ки дар диёри ғарибӣ ба ҳеҷ настонанд.

Робеъан, дарёфтани корбурди санъатҳои бадеӣ, тасвироти шоирона ё худ сувари хаёл дар шеър аст. Тахайюл пайванде аст миёни табиат ва авотифу эҳсосоти шоир. Маҳз ҳамин сувари хаёл аст, ки ба шеър зебоӣ мебахшад ва ҳунари шоир низ дар тасвири шоирона таҷассум мегардад. Чунончӣ, дар ин байти Ҳаким Низомӣ корбуди санъатҳои ташбеҳ ва истиора имкон дода, ки шоир маъниро шоирона ва хеле зебо пешкаши хонанда кунад:

Кашида қомате чун нахли симин,
Ду зангӣ бар сари нахлаш рутабчин.

Агар дар мисраи аввал қадди Ширин ба нахл (дар баъзе нусхаҳо сарв) ташбеҳ шуда бошад, дар мисраи дуввум «ду зангӣ» истиора аз ду зулф ва «нахл» истиора аз қадди ӯст. Ва ё дар байти дигар аз достони «Хусраву Ширин»:

Зи бодоми тар оби гул барангехт,
Гулобе бар гули бодом мерехт.

«Бодоми тар» истиора аз чашм, «оби гул» ва «гулоб» истиора аз ашк ва «гули бодом» истиора аз руйи Ширин аст. Яъне Ширин мегирист ва ашк аз дидагонаш ба рӯяш мешорид.

Хомисан, донистани ҷаҳонбинии шоир, зеро омили аз ҳама муассир дар маънии шеър ҷаҳонбинии шоир аст. Масалан, бидуни донистани ойини маломатӣ дарки шеъри Ҳофиз аз имкон берун аст.

Аз сӯи дигар, барои дарёфтани ҳунари шоир бояд ба байт аз нигоҳи нақди сохторгаро( Formalism) нигарист, ки он низ вобаста ба инсиҷоми

аҷзо ё худ таносуби калом аст. Инсиҷоми аҷзо, яъне ҳеҷ ҷузве қобили ҳазф шудан нест. Масалан, ғазали Ҳофиз аз он рӯ зебост, ки инсиҷоми аҷзо дорад. Мо ба тариқи намуна байте аз Ҳофизро аз ин нигоҳ баррасӣ мекунем:

Хезу дар косаи зар оби тарабнок андоз,
Пештар з-он ки шавад касаи сар хок, андоз.

Дар ин байти Ҳофиз ҳама калимот ба ҳамдигар таносуби маънойӣ доранд. Масалан, «Касаи зар» бо «оби тарабнок», «косаи сар», «хок», «андоз» ва ҳатто бо «хез» низ таносубу ҳамоҳангӣ дорад. «Косаи зар» бо «косаи сар» илова бар он ки таҷнис шуда, иртиботи маъноӣ низ дорад: Аз косаи сар низ коса, ҷоми шаробнӯшӣ месохтаанд. Шоҳон аз косаи сари душманони ашадиашон баъд аз ғолиб омадан ҷоми шаробнӯшӣ месохтаанд ва аҷибтар он аст, ки косаи сари душмани кушташударо бо зар (тилло) рӯпӯш мекардаанд. Коса бо хок низ иртиботи бевосита дорад: а) Косаро аз хок (гил) месохтанд, б) Коса баъд аз шикастану аз байн рафтан ба хок мубаддал мегардад. Ҳамин гуна таносуб «коса» бо «хез»(феъли амр) дорад: а) Шаробро аз ҷой бархоста (хеста) ба қадаҳ ё коса ва ё ҷом мерезанд, б) Яке аз ойини боданӯшӣ чунин буда, ки агар ба саломатии бузургворе (масалан, шоҳ ё амир) шароб нӯшиданӣ шаванд, барои эҳтироми ӯ ҳатман аз ҷой бархоста менӯшиданд. Чунин таносуби маънойӣ байни дигар калимоти ин байт низ вуҷуд дорад. Масалан, феъли амри «андоз» (ба маънии рез, масалан, ҷой андоз, об андоз, ки дар шеваи водии Зарафшони Тоҷикистон хеле маъмул аст, аммо дар Эрони имрӯза ба маънии қасд ва майли ҳамла кардан, андоза, миқёс ба кор меравад) бо «хез» (аз ҷой бархоста андохтан(рехтан), бо «коса» (Ба коса андохтан(рехтан), бо «хок» (хок андохтан (рехтан), бо «оби тарабнок-бо истиора шароб» (шароб андохтан), бо «сар» (ба сар хок андохтан(рехтан) таносуби маънойӣ дорад. Дар байти Ҳофиз наметавон калимае беҷо ё ҳазф кард ва ба ҷояш калимаи дигар гузошт. Агар ин кор сурат гирад, шояд маънӣ ва вазн халал наёбад, аммо накҳати байт ва ин вусъати маънойӣ аз байн меравад.

Аз сӯи дигар, дар ин байт такрори ҳарфи «з» дар калимоти «хез», «зар», «андоз», «з-он» ва боз «андоз» оҳангнокии байтро таъмин намудаанд.

Хонандагон, алалхусус донишҷӯён ҳангоми таҳлили байт бояд ба ин нуктаҳо, ки дар боло ишора шуд, таваҷҷӯҳ дошта бошанд. Танҳо бо ин шева метавон ҳунари шоирро шинохт ва маънии мақсудро дарёфт.

## ҲАКИМ НИЗОМИИ ГАНҶАВӢ

Абӯмуҳаммад Илёс писари Юсуф писари Закӣ Муайяд Низомии Ганҷавӣ яке аз аркони шеъри форсӣ буда, дар радифи бузургтарин шоирони дунё меистад ва дорои мактаби адабии хоси худ аст.Ӯ соли 1141 дар шаҳри Ганҷа ба дунё омада, соли 1209 дар ҳамин шаҳр вафтидааст. Ҳаким Низомӣ зиндагии зоҳидонае ба сар бурда, хидмати ҳуккомро қабул накардааст, ҳарчанд ки шоҳони зиёде ӯро чандин бор ба дарборашон даъват кардаанд. Ӯ як умр дар Ганҷа зиндагӣ карда, танҳо як дафъа бо даъвати султони Ироқ Туғрилшоҳ ба Табрез сафар мекунад, вале он ҷо аз се рӯз зиёд намеистад. Низомӣ анқариб аз тамоми улуми мутадовили замонаш баҳра дошта, осораш гувоҳи ин матлаб аст.Ҳаким Низомӣ аз худ мероси ғание боқӣ гузошта, ки чи аз ҷиҳати маъонӣ ва чи аз лиҳози ҳунари шоирӣ беназир аст ва баъдина мавриди истиқболи шоирони дигар қарор гирифтааст, вале касе аз пайравонаш ба пояи ӯ нарасидаанд. "Махзануласрор" нахустин маснавии "Хамса"-и шоир буда, яке аз асарҳои ахлоқӣ ва фалсафии адабиёти форсу тоҷик мебошад, ки обуранги сӯфиёна дорад. Маснавии мазкур аз бист мақола (боб) иборат буда, сужаи ягона надорад ва ҳар мақолоти он ба масоили мухталиф, амсоли офариниши олам, ситоиши сухан, ҳақиқати ҳастӣ, ишқ ва ғайра бахшида шуда аст.

### ДАР ТАВҲИД

Бисмиллоҳир раҳмонир раҳим,
Ҳаст калиди дари ганҷи ҳаким.
Фотиҳаи фикрату хатми сухун,
Номи Худой аст,ба ӯ хатм кун.
Пешвуҷуди ҳамаояндагон,
Пешбақои ҳама поямдагон.
Собиқасолори ҷаҳони қидам,
Мурсалапайванди гулӯи қалам.
Лаъли тирози камари офтоб,
Ҳуллагари хоку ҳулибанди об.
Парваришомӯзи дарунпарварон,
Рӯзбарорандаи рӯзихӯрон.
Мӯҳракаши риштаи борики ақл,
Равшании дидаи торики ақл.
Доғнеҳи носиядорони пок,
Тоҷдеҳи тахтнишинони хок.
Хомкуни пухтаи тадбирҳо,
Узрпазирандаи тақсирҳо.
Кист дар ин доираи дерпой,

К-ӯ лиманулмулк занад ҷуз Худой.
Равзаи таркиби туро ҳур аз ӯст,
Наргиси бинои туро нур аз ӯст.
Нахли забонро рутаби нӯш дод,
Дурри суханро садафи гӯш дод.
Занги ҳаворо ба кавокиб сутурд,
Ҷони саборо ба раёҳин супурд.
Ханда ба ғамхорагии лаб кашонд,
Зӯҳра ба хунёгарии шаб нишонд.
Пойи суханро, ки дароз аст даст,
Санги саропардаи ӯ сар шикаст.
Ваҳми тиҳипой басе раҳ набашт,
Ҳам зи дараш дасттиҳӣ бозгашт.
Роҳ басе рафту замираш наёфт,
Дида басе ҷусту назираш наёфт.
Ақл даромад, ки талаб кардамаш,
Тарки адаб буд, адаб кардамаш.
Гар сари чарх аст, пур аз тавқи ӯст
В-ар дили хок аст, пур аз шавқи ӯст.
Хоки Низомӣ, ки ба таъйиди ӯст,
Мазраи донаи тавҳиди ӯст.

**Вазн:** Сареи масаддаси матвии макшуф ё мавқуф,(муфтаъилун, муфтаъилун, фоъилон)
**Қофия:** Раҳим, ҳаким, сухун, кун...
БАЙТИ 1:Ба номи Худои бахшояндаву меҳрубон. Ҳаким: Дар ин байт "Ҳаким" иҳом дорад, яъне ба ду маънӣ қобили қабул аст: а)Худованд. Ҳаким аз сифот ва номҳои некӯйи Худованд аст, дар Қуръон хеле зиёд аз ин номи Илоҳӣ ёд шудааст. Мафҳуми "ганҷ" истиора дорад ва мақсуд аз он Қуръон аст. Яъне калиди Қуръон "бисмиллоҳ" аст ва Қуръонро бо номи Худо оғоз мекунанд. Б)Ҳаким метавонад худи Низомӣ бошад. Ба ҳаким будани шоир шакке нест, зеро ағлаби муаллифони сарчашмаҳо ӯро бо унвони ҳаким ёд кардаанд. Дар ин ҳол манзур аз "ганҷ" ҳамин китоби "Махзануласрор" аст, ки бо исми Худо оғоз шудааст.
БАЙТИ 2. Фотиҳа: Оғоз ва ибтидои ҳар чиз. Сураи аввали Қуръон, сураи «Ҳамд», ки дар аввали Қуръон аст ва ифтитоҳи китоб бо он шуда. Сухун: Гап, калом, гуфтор. Бархе онро ҷамъи сухан мегӯянд, ки иштибоҳ аст. ФИКРАТ: Андеша, ақл, хирад. ХАТМ КУН: Тамом кун, хотима бахш. МАЪНӢ: Ибтидои ҳар андеша ва анҷоми ҳар гуфтор номи Худованд аст ва бо номи ӯ бояд бошад. Шояд назаре бошад ба ҳадиси маъруфи набавӣ: "Ҳар кори арҷманд, ки бо исми Худо оғоз нашуда бошад, ноқис аст".Пас ба ҳамин нуктаи муҳим (дар ҳар андеша бисмиллоҳ гуфтан ва дар поёни ҳар гуфтор номи Худоро ба забон гирифтан) тамом кун .

БАЙТИ 3:ПЕШВУҶУД: Он ки дар ҳастӣ аз ҳама пеш аст, азалӣ. ОЯНДАГОН: Онҳое, ки баъд омадаанду меоянд, махлуқот, нав пайдошудагон. БЕШБАҚО: Он ки дар пойдорӣ аз ҳама беш аст ва ҳастии ӯ нестӣ напазирад, абадӣ. ПОЯНДАГОН: Ҷовидонон, намирандагон. МАЪНӢ: Худованд азалӣ ва абадӣ аст, ҳастиаш аз ҳама пеш аст ва буданаш фононопазир аст.

БАЙТИ 4: СОБИҚАСОЛОР: Нахустин фармонраво. ҚИДАМ: Қадимӣ, пешина ва дерина будан, дар муқобили ҳодис шудан ва аз набуд ба буд омадан. МУРСАЛА: Гарданбанд, мурсалапайванд, яъне он ки гарданбанд меовезад. ГУЛӮИ ҚАЛАМ: Изофаи истиорӣ ва ҳамчунин санъати ташхис ба кор рафтааст. Шоир ибтидои қалам –найро аз ҷиҳати ростӣ,баландӣ ва зебоӣ ба арӯс монанд карда ва баъд ташбеҳ ба арӯсро партофта, яке аз ловозими он (гардан ва гулӯ)-ро аз он ҷудо карда, бар сари ташбеҳшаванда (қалам) овардааст ва онро "гулӯи қалам" гуфтааст. Шоир дар гарданбанди қалам ба бандҳо ва гиреҳҳои қалами най таваҷҷӯҳ дорад. Дар мисраи дуюм ба таври куллӣ ба аҳамияти қалам ва китобат пардохта, офариниши онро ба унвони арӯси зебои ҳастӣ, яке аз қудратҳои арҷманди Худованд муаррифӣ мекунад. Дар ҳадис ҳам омада, ки қалам нахустин офаридаи Худованд аст: Худо аввал қаламро офарид. Ҳамчунин ду оя дар Қуръон дар мавриди қалам омада, ки дар дарки маънии ин байт набояд аз назар дур кард. МАЪНӢ: Худованд фармонравои нахустин ва қадими ҷаҳон аст ва ӯст, ки қаламро (монанди арӯс) ороста ва бар гардани ӯ марворид баста, ба одамӣ навиштанро омӯхтааст.

БАЙТИ 5: ЛАЪЛИ ТИРОЗ: Зиннатдода ба лаъл. ҲУЛЛА: Либос, ҷомаи нав.ҲУЛЛӢ: Зиннат, ороиш, зевар. КАМАРИ ОФТОБ: Санъати ташхисро ба кор бурда, офтобро чун арӯсе медонад, ки Худованд ба миёни ӯ камарбанди лаългун баста. Дар ин мисраъ шоир ба эътиқоди роиҷи он замон таваҷҷӯҳ дорад, ки муътақид буданд лаълро тобиши хуршед сурх мекунад. Мавлавӣ гӯяд:

Солҳо бояд, ки то аз офтоб
Лаъл ёбад рангу рахшониву тоб.

Бо назардошти ин хосияти офтоб шоир мегӯяд, ки гарчи хуршед сангҳоро лаъл мекунад, аммо Худованд камари ҳамин офтобро лаългун карда, зебу зиннат додааст.МАЪНӢ: Бовуҷуди он ки хуршед бо тобиши худ сангҳоро лаъл мекунад, Худованд хуршедро бо камарбанди лаългун ороста, ҳамчунин хоки заминро бо сабзаву гул зевар бахшида ва бар рӯи об пероя бастааст.

БАЙТИ 6: ДАРУНПАРВАРОН: Парваришдиҳандагони ботин, онҳо, ки дилу замири худро бо имон ороста доранд, анбиё ва олимону орифон. РӮЗБАРОРАНДА:Оне, ки дар зулмот рӯзро офаридааст, ба таъбири дигар аз шаб рӯзро баровардааст, мурод Худованд. РӮЗИХӮРОН: Махлуқон, аз ҷумла одамизод. МАЪНӢ: Худованд бо таълиму тавфиқи

худ бузургони дину поконро роҳи рост ва ростӣ омӯхт. Пас аз шаб рӯзро баровард, то мардум ба касби рӯзӣ бипардозанд. Шоир дар мисраи дуюм ба ояи 11 Сураи «Набо»: «Ва рӯзро гоҳи талаби маишат (қарор додем)» таваҷҷӯҳ дорад, ки Худованд рӯзро барои касби рӯзӣ медонад. Ин маъниро Шайх Аттор низ дар "Мантиқуттайр" овардааст:

Чархро даври шабонрӯзӣ диҳад,
Шаб барад, рӯз оварад, рӯзӣ диҳад .

БАЙТИ 7: МӮҲРА: Иҳом дорад ва ба ду маънӣ қобили қабул аст: а) Донаи гавҳар ва марворид. б) Навъи садаф, ки онро рӯи порчаи нах ва коғаз мекашанд, то сайқал ёбад. РИШТАИ АҚЛ: Яъне ақл дорои ришта аст, ки метавон ба он гавҳар кашид. МАЪНӢ: Ба қабул маънии аввал: Худованд ба қудрати хеш гавҳари доноӣ ва огоҳиро ба риштаи ақл кашид. Ба қабули маънии дуюм: Худованд ба қудрати хеш риштаи ақлро мӯҳра кашид ва сайқал дод.

БАЙТИ 8: ДОҒ: Нишони форицае, ки ба оҳани тавсон ба сурину рони чорпоён зада мешавад, тамғае, ки дар қадим ба пешонӣ ё ҷои дигари бандиён ва ғуломон гузошта мешуд, мурод аз доғнеҳ Худованд аст. НОСИЯ: Пешонӣ ва мӯи сар, ки бар пешонӣ бирезад, носиядор: Он ки носия дорад, киноя аз бандае, ки мӯи пешонии вай дар ихтиёри мавло ва соҳибаш бошад. Мурод аз носиядорони пок бандагони солеҳ, зоҳидону орифон ва фариштагон аст. МАЪНӢ: Байт ба ду маънӣ қобили қабул аст: а) Худованд доғи бандагӣ ва убудияти хешро бар пешонии бандагони солеҳ ва парҳезкорони худ ниҳода аст ва ӯст, ки тоҷи салтанатро ба подшоҳони рӯи замин бахшидааст. Дар ин сурат дар мисраи дуюм талмеҳе дорад ба ояи 26 Сураи «Оли Иброн»: "Бигӯ: Бор худоё, Туӣ – дорандаи мулк, ба ҳар кӣ бихоҳӣ мулк медиҳӣ ва аз ҳар кӣ бихоҳӣ мулк меситонӣ..." б) Агар носиядорони покро ба маънии фариштагон қабул кунем, дар ин сурат талмеҳе дорад ба ояи 30 Сураи «Бақара»: "Ва чун парвардигорат ба фариштагон гуфт: "Ман дар замин халифае меофаринам", гуфтанд: "Оё касеро меофаринӣ, ки дар он ҷо фасод кунад ва хунҳо бирезад ва ҳол он ки мо ба ситоиши ту тасбеҳ мегӯем ва туро тақдис мекунем?" Гуфт: "Ман он донам, ки шумо намедонед". Аз ин лиҳоз мурод аз "тахтништнони хок" одамиён хоҳад буд, ки Худованд ба иродаи хеш Одамро аз хок офарид ва одамиёнро тоҷи каромат бахшиду подшоҳи замину замон гардонид.

БАЙТИ 9. Танҳо Худованд аст, ки ҳама гуна тадбирҳои пухта ва таҷрибашудаи инсонӣ дар наздаш ҳеҷ аст ва метавонад хом гардонад ва Ӯст бахшояндаву меҳрубон, ки ҳазорон гуноҳҳои бандагонашро мебахшад.

БАЙТИ 10: ДЕРПОЙ: Устувор, бобақо, пойдор, мурод ҷаҳони ҳастӣ аст, ки дергоҳон офарида шуда ва бисёр замони дерy дур низ пойдор хоҳад монд. ЛИМАНУЛМУЛК ЗАДАН: Танҳо худро шоҳ донистан ва ҷуз худ

ҳеч касро қабул надоштан ва гуфтан подшоҳӣ азони кист? МАЪНӢ: Дар ин ҷаҳон, ки аз дергоҳон офарида шуда ва то дергоҳон пойдор хоҳад монд, ба ғайр аз Худованд касеро зебанда нест, ки иддаои бузургӣ кунад ва дам аз подшоҳӣ занад.

БАЙТИ 11: РАВЗА: Боғ, гулзор, равзаи таркиб: Вуҷуд ва ҳастии андом, яъне колбад ту монанди боғе аст. ҲУР: Ҷамъи ҳавро аст, яъне зани сиёҳчашми некӯ, он ки сиёҳии чашми вай нек сиёҳ бошад ва сафедӣ нек сафед. Ҳур калимаи Қуръонӣ аст ва чаҳор бор дар Қуръони маҷид ба кор рафтааст. Дар форсӣ муфрад ангошта мешавад ва ба сурати ҳурон ва ҳуриён ҷамъ баста мешавад. Баъзе муфассирон ҳурро дар ин байт рӯҳ донистаанду равзаи таркибро чашм. Ризои Анзобинажод ҳурро ба маънои чашм қабул карда, байтро чунин маънӣ кардааст: Вуҷуди ту ҳамчун боғи биҳишт асту чашми зебои ту ҳурри он биҳишт. Зебоӣ ва бинои ин чашм ҳарду аз Худованд аст. Дар мисраи аввал ба зебоии чашм ва дар мисраи дуюм ба бинои он таваҷҷӯҳ карда аст. Ба пиндори ин ҷониб мурод аз разаи таркиб вуҷуди инсон аст, бо тамоми ҳастӣ ва ҳур киноя аз зебоист. Маънӣ бояд чунин бошад: Солимию зебоии вуҷуди ту ва бинои чашмон (наргис-истиора)-и ту аз Худованд аст.

БАЙТИ 12: НАХЛИ ЗАБОН: Забонро ба сифати дарахти хурмо ба назар гирифтааст. САДАФИ ГӮШ: Гӯшро сифате медонад, ки дар дарун гавҳар дорад ва гавҳар ин сухан аст. ДУРРИ ДАҲОН: Киноя аз сухан аст. МАЪНӢ: Худованд ба забони одамӣ, ки ҳамчун дарахти хурмост, меваи ширин чун сухан бахшид ва суханро, ки монанди гавҳару марворид аст, дар садафи гӯш ҷой дод.

БАЙТИ 13: ЗАНГИ ҲАВО: Мурод тирагию торикӣ. КАВОКИБ: Ситораҳо. САБО: Боде аст, ки субҳ дар вақти тулӯи офтоб аз машриқ вақти баҳорон мевазад, боди латиф ва хунук аст, насими хуш дорад ва гулҳо аз он мешукуфанд, ошиқон бо ӯ роз мегӯянд ва дар истилоҳи аҳли сӯфия сабо нафаҳоти раҳмония аст, ки аз ҷиҳати машриқи рӯҳониёт меояд. РАЁҲИН: Ҷамъи райҳон. МАЪНӢ: Худованд сиёҳӣ ва торикии осмонро ба василаи ахтарони осмон ва хуршеду моҳ пок кард ва шамими атри ҷонбахши боди сaборо ба гулҳову гиёҳон супурд.

БАЙТИ 14: ЗӮҲРА: Талаффузи он дар арабӣ зуҳараҳ, аммо дар забони форсӣ ба сукуни сонӣ зӯҳра истеъмол мекунанд, номи форсии он Ноҳид, Аноҳито, Бедухт аст. Аноҳито шакли дигари Ноҳид ва Аноҳиди форсию паҳлавӣ ба маънии поку беайб аз фariштагони нигаҳбони об будааст. Зӯҳра рабулнавъи тараб аст. Дар асотири Юнон офарудият ва назди румиён Ванус олиҳаи ишқ буда, аммо покию маъсияти Аноҳитои форсиро надоштааст. Мунаҷҷимони аҳкомӣ ин ситорaро кавкаби занону амрадон ва муханнасону аҳли зиннат ва таҷаммулу лаҳв, шодию тараб, ишқу зарофат ва савганди дурӯғ ном додаанд. Дар адабиёти пеш аз ислом номи яке аз яздонони зардуштӣ ва эзиди об аст. Дар Авасто ба

сурати душизаи бисёр зебо, мавзунқомат ва хушрӯйпайкар тасвир шудааст, аммо дар шеъри классикӣ мазҳари ромишгарӣ ва шодмонӣ аст. Ҳамчунин хунёгари осмону олиҳаи ҷамол асту саъди асғар ба ҳисоб меравад. ХУНЁГАР: Ромишгар, мутриб. МАЪНӢ: Шоир лабони инсонро бе ханда ғамгину афсурда мебинад ва аз ҳамин ҷиҳат мегӯяд: Худованд ба одамӣ шеваи хандидан омӯхт ва хандаро ба лабҳо бахшид, то ханда ба лабҳои ғамгин ғамхорӣ кунад. Аз тарафи дигар, дар ҳангоми шаб, ки ситорагон дар осмон гирд меоянд, ситораи равшани Зӯҳраро ба унвони ромишгар ва навозандаи анҷумани ситорагон қарор дод. Бо як сухан офарандаи шодмонии одамӣ ва зебогию дурахшондагии осмон Худованд аст.

БАЙТИ 15: ПОИ СУХАН: Шоир суханро шахсият медиҳад ва ӯро чун инсон соҳиби дасту по медонад. Низомӣ пас аз шумориданн зебоиҳои офариниш ва қудрати Парвардигор, чун ба шинохти Худо мерасад, ба оҷизии одамӣ иқрор шуда мегӯяд: Сухан, ки пои дароз дораду густохона ҳама ҷо меравад ва ҳама чизро баён мекунад, чун хост ба саропардаи кибриёгии Худо наздик шавад, то ӯро бишносаду тавсиф кунад, сараш ба санг хӯрду ноком баргашт. Ҳосил ин, ки сухан низ аз муаррифӣ ва баёни Худо оҷиз аст. Ҳамчунин такрори ҳарфи син(се) дар калимоти сухан, даст, санг, саропарда, сар, шикаст ба байт ҳусни дигар бахшидааст.

БАЙТИ 16. ВАҲМ: Пиндор, тасаввур. ТИҲИПОЙ: Бекафшу маҳсӣ, киноя аз беҳудагард. НАБАШТАН: Паймудан. МАЪНӢ: Тасаввур ва пиндори одамӣ дар шинохт ва тавсифи Худованд оҷиз монд.

БАЙТИ 17: ЗАМИР: Дил, қалби инсон, мурод андеша, виҷдон. ДИДА: Чашм. МАЪНӢ: Андешаи одамӣ бисёр ҷустуҷӯ кард, аммо ҳаргиз Худоро наёфт. Ба таъбири дигар, замири одамӣ бисёр роҳ рафт, аммо Худоро наёфт ва чашм ҳам барои дидани Худо бисёр ҷустуҷӯ кард, аммо чизе, ки монанди Худо бошад, пайдо накард.

БАЙТИ 18.МАЪНӢ: Пас аз нокомии сухан дар тавсифи Худованд ва оҷизии пиндору андеша хирад худро ба майдони таъриф ва шинохти Худованд андохт ва густохонаву беадабона даъво кард, ки Худоро ман метавонам ёфт ва метавонам шинохт. Шоир мегӯяд, ки чун даъвои беҳуда ва густохонаи ақл аз сари беадабӣ буд, танбеҳ ва адабаш кардам. Ба ҳамин маънӣ Шайх Саъдӣ мегӯяд:

Эй бартар аз хаёлу қиёсу гумону ваҳм
В-аз ҳарчи гуфтаанду шунидему хондаем.

БАЙТИ 19.ТАВҚ: Гарданбанд, ҳалқа, мурод тавқи убудият, ки ҳама махлуқ ба Холиқ доранд. МАЪНӢ: Чархи гарданда ва ҳама олами боло юғи бандагии Ӯро доранд ва ҳар чизе, ки аз дили хок мерӯянд, аз шавқи Ӯ рӯ ба боло доранд.

БАЙТИ 20.ТАЪЙИД: Неру додан, неруманд карданд, тавфиқ додан. МАЗРАА: Мазраъ, кишт, замини корам. МАЪНӢ: Ҳастии Низомӣ ба қудрати Ӯ халқ шуда, аз ин рӯ дар мазраи дилаш танҳо тавҳиди Худованд месабзад.

## ДАР СИЁСАТ ВА ҚАҲРИ ЯЗДОН

Эй ҳама ҳастӣ зи ту пайдо шуда,
Хоки заиф аз ту тавоно шуда.
Зернишини аламат коинот,
Мо ба ту қоим, чу ту қоим ба зот.
Ҳастии ту сурату пайванд не,
Ту ба касу кас ба ту монанд не.
Он чӣ тағайюр напазирад, туӣ
В-он ки намурдасту намирад, туӣ.
Мо ҳама фониву бақо бас турост,
Мулки таоллову тақаддус турост.
Ҷуз ту фалакро хами ҷавгон кӣ дод,
Деги ҷасадро намаки ҷон кӣ дод.
Чун қидамат бонг ба аблақ занад,
Ҷуз ту кӣ ёрад,ки «аналҳақ» занад.
Ҳар кӣ на гӯёӣ ту, хомӯш беҳ,
Ҳар чӣ на ёди ту,фаромӯш беҳ.
Парда барандозу бурун ой фард,
Гар манам, он парда ба ҳам дарнавард
Аҷзи фалакро ба фалак во намой,
Иқди ҷаҳонро зи ҷаҳон во кушой.
Курсии шашгӯша ба ҳам даршикан,
Минбари нӯҳпоя ба ҳам дарфикан!
Ҳуққаи Маҳ бар гили ин мӯҳра зан,
Санги Зуҳал бар қадаҳи Зӯҳра зан.
Аз замӣ ин пуштаи гил бартарош,
Қолаби як хишт замин, гӯ мабош.
Об бирез оташи бедодро,
Зертар аз хок нишон бодро!
Сифр кун ин бурҷ зи ҷирми ҳилол,
Боз кун ин парда зи мушти хаёл.
Манзили шабро ту дароз оварӣ,
Рӯзи фурӯрафта ту боз оварӣ,
Равшании ақл ба ҷон додаӣ,
Чошнии дил ба забон додаӣ.
Ғамзаи насрин на зи боди сабост,
К-аз асари хоки туяш тӯтиёст.
Банда Низомӣ,ки якегӯи туст,

Дар ду ҷаҳон хоки сари кӯи туст.
Хотираш аз маърифат обод кун,
Гарданаш аз доми ғам озод кун.

БАЙТИ 1.ХОКИ ЗАИФ: Иҳом дорад: а)Инсон, б)Замин. МАЪНӢ: Ба ду маънӣ қобили қабул аст: а) Инсони нотавон, ки аз хок офарида шудааст, бо қудрати Худованд тавоноӣ ёфт. б) Замини нотавон бо қудрати Худованд тавоноии бордиҳӣ пайдо кард ва гулу сабзаву меваҷот аз худ бурун медиҳад. Ба пиндори ин ҷониб мақсуди шоир маънии аввал аст

БАЙТИ 2.ЗЕРНИШИНИ АЛАМИ КАСЕ БУДАН: Кинoя аз зери фармони касе будан. КОИНОТ: Мавҷудоти ҳастӣ. ҚОИМ: Истода, пойдор. ЗОТ: Ҳастӣ, ҳақиқати ҳар чиз, моҳият. МАЪНӢ: Чун ҳастии мавҷудот ба худи онҳо вобаста нест, онро қоим ба ғайр мегӯянд, аммо Худованд, ки ба касе вобаста ва пайванд нест, қоим ба зот мегӯянд. Тамоми мавҷудот ва ҳастӣ фармонбари Ту ҳастанд ва ҳастии ҳама ба вуҷуди Ту пойдор аст, аммо ту қоим ба зот ҳастӣ.

БАЙТИ 3.СУРАТ: Шакл, зоҳир, колбад. ПАЙВАНД: Аз васл ва омезиши падару модар ба вуҷуд омада, таркиб. МАЪНӢ: Ҳастии вуҷуди Худованд монанди ҳастии мавҷудот нест, ки ҳам шаклу ва ҳам қолаб доранд ва ҳам аз васлату издивоҷ ё таркиб бавуҷуд меоянд. Ҳастии Худованд на сурату қолаб дорад ва на аз таркиби аҷсом ва маводи басит ҳосил шудааст. Талмеҳе дорад аз Сураи «Ихлос»: "Бигӯ: Ӯст Худои якто. Худое, ки дар ҳоҷат ба ӯ рӯ кунанд, на зода аст ва на зода шуда ва на ҳеҷ кас ҳамтои Ӯст".

БАЙТИ 4.ТАҒАЙЮР: Аз ҳоли худ баргаштан, тағйир ёфтан, дигаргун шудан. МАЪНӢ: Танҳо ту Худованд тағйир намеёбӣ ва танҳо ту намиранда ва фанонопазирӣ. Ба ғайр аз ту ҳама тағйирёбанда ва мирандаанд.

БАЙТИ 5.БАС: Фақат, танҳо. ТААЛЛОВУ ТАҚАДДУС: Ҳар ду феъли замони гузаштаанд: "Худой таалло҇-Худованд воло ва бузург аст", "Худой тақаддус-Худованд поку мубарро аст". МАЪНӢ: Ҳамаи мо фанопазир ҳастем ва пояндагӣ танҳо азони туст ва сарзамину салтанати бузургу покӣ туроcт.

БАЙТИ 6. ХАМИ ЧАВГОН: Чӯбдасти саркаӣ, ки бо он дар чавгонбозӣ гӯй (тӯби чарми)-ро мезананд. ДЕГИ ҶАСАД ва НАМАКИ ҶОН: Шоир ҷасад, тани инсонро деге медонад ва ҷонро намаки хӯроки он дег донистааст. МАЪНӢ: Парвардигоро, ту ҳастӣ, ки ба ҷисми беарзиши мо намаки ҷон бахшидаӣ. Дар назари шоир тани беҷон мисоли хӯроки бенамак аст.

БАЙТИ 7. ҚИДАМ: Қадимӣ, пешина ва дерина будан. АБЛАҚ: Аспи дурангаи сафеду сиёҳ, шоир замонро, ки аз шабу рӯз ташкил ёфтааст, ба аспи аблақ монанд кардааст. БОНГ БА АБЛАҚ ЗАДАН: Ба асп

нишастан ва онро ба тохт овардан, мурод фармонравои шабу рӯз будан. АНАЛҲАҚ ЗАДАН: Худро бузург ва ҳақ донистан ва аз бузургии худ дам задан. МАЪНӢ:Худовандо,чун зоти қадими ту бар рӯзгорон ҳукм меронад ва аспи замонро зери фармони худ дорӣ, киро кудрати он аст, ки даъвои қудрат ва салтанат кунад.

БАЙТИ 8.МАЪНӢ: Ҳар кӣ бо исми ту оғоз намекунад, беҳтар аст хомӯш бошад ва ҳар чӣ дар он ёди ту нест, бигузор фаромӯш шавад.

БАЙТИ 9. .ПАРДА: Ҳиҷоб, монеа. ФАРД: Ягона, танҳо. МАЪНӢ: Шоир дар ин байт пас аз ситоиши қудрату алтофи Худованд, ба дидори Парвардигор ва висоли маҳбуби мутлақ изҳори шавқ мекунад ва мегӯяд: Худовандо, ҳар навъ монеа ва пардае, ки миёни ману туст, ҳамаро канор бизан, то ман ба дидору висоли ту бирасам, ҳатто агар он монеа вуҷуди ман ҳам бошад. Дар олами ишқу висолхоҳӣ агар вуҷуди ошиқ монеаи вусул ба маъшуқ бошад, ошиқ бояд худро фидо кунад. Ҳофиз дар ин маънӣ рӯшантар гуфтааст:

Ҳиҷоби чеҳраи ҷон мешавад ғубори танам,
Хушо даме, ки аз ин чеҳра парда барафканам.

БАЙТИ 10. АҶЗ: Оҷизӣ, нотавонӣ. ИКД: Ришта, гарданбанди марворид, икди ҷаҳон: Риштаи назму пайванди ҳастӣ ва низоми офариниш. МАЪНӢ: Дар байти қаблӣ шоир, ки зоҳиран аз зиндагӣ ва муҳити худ дилозурда шуда, ба дидори Худованд ва расидан ба лутфи вай шавқу шитоб дорад, аз Худованд мехоҳад, ки ҷаҳони ҳастиро дарҳам бирезад ва риштаи назми офаринишро аз ҳам бигсалад. Бо таваҷҷӯҳ бо ин ки нишонаҳои рӯзи растохез дар Куръон омада, ки хуршеду моҳ торик гардад, ситорагон бипарокананд, кӯҳҳо фурӯпошанд... Низомӣ аз ҳама ин оёт баҳра мегирад ва вуқӯи онҳоро, ки нишони қиёми растохез аст, аз Худованд мехоҳад. Пас дар ин байт мегӯяд: Нотавонии фалакро гарчи дар зоҳир бисёр тавоно менамояд, ба ӯ нишон деҳ ва низоми ҳастиро, ки монанди гарданбанд дар гардани ӯ овехтаӣ, бикушо ва пора кун.

БАЙТИ 11. КУРСИИ ШАШГӮША: Мурод замин, ки шаш ҷиҳат дорад: Боло, поин, рост, чап, пешу пас. МИНБАРИ НӮҲПОЯ: Афлоки нӯҳгона. МАЪНӢ: Заминро дарҳам шикану афлокро дарҳам рез.

БАЙТИ 12. ҲУҚҚА: Қуттичаи чӯбин, сандуқчаи ҷавоҳирот, ҳуққаи маҳ- изофаи ташбеҳӣ аст, шоир моҳро аз ҷиҳати гирд будан ва низ аз он ҷиҳат, ки ситорагон мисли марворидҳо ҳастанд ва аз даруни он ба паҳнои осмон пошида мешаванд, ба ҳуққа монанд кардааст. ГИЛИ ИН МӮҲРА:Мурод замин аст. САНГИ ЗУҲАЛ: Номи форсии он Кайвон аст, бино ба эътиқоди пешиниён дар осмони ҳафтум қарор дорад ва чун наҳси акбар аст, ба пойгоҳнишини нохуҷаста низ машҳур аст. Онро бо унвонҳои пири фалак, шайхулнуҷум, посбони фалак, ҳиндуи осмон ёд мекунанд. Гузаштагон мӯътақид буданд, ки Зуҳал ба сангҳои сахт далолат дорад, аз ҳамин чиҳат шоир сангро ба Зуҳал нисбат додааст. МАЪНӢ: Шоир дар идомаи мазмуни боло мегӯяд: Моҳро, ки чун ҳуққа

пур аз гавҳарҳои ситорагон аст, ба замини хокии мо бикӯб ва Зуҳалро, ки соҳиби сангҳои сахт аст, ба Зӯҳра, ки ромишгари осмон аст, бизан, то қадаҳу соғараш бишанад.

БАЙТИ 13. ЗАМИ: Замин. ПУШТАИ ГИЛ: Теппаи хокӣ, бо баёни таҳқиромез аз он кӯҳҳоро дар назар дорад. МАЪНӢ: Дар идомаи мазомини абёти боло шоир истифода аз забону ишороти Қуръон мегӯяд: Худовандо, ин кӯҳҳои азиму устувор, ки дар баробари азамат ва қудрати ту пуштаҳои гилию хокӣ беш нестанд, аз замин бартарошу барафкан ва замини паҳновари моро, ки дар баробари бекаронагии ту бас ҳақир асту қолаби як хишт беш нест, аз миён бубар ва растохезро биовар. Бояд зикр кард, ки шоир дар ин байт аз чанд оёти Куръон талмеҳ кардааст: Сураи «Анбиё», ояи 31: "Ва бар замин кӯҳҳо биофаридем, то налarзонадашон..", Сураи «Таквир», ояи3: "Ва чун кӯҳҳо аз ҷои худ бишаванд...", Сураи «Қориъа» ояҳои 4,5: "Рӯзест, ки мардум чун парвонагон пароканда шаванд ва кӯҳҳо чун пашми задашуда", Сураи «Тоҳо» ояи 105 ва 106: "Туро аз кӯҳҳо бипурсанд. Бигӯ: "Парвардигори ман ҳамаро пароканда месозад ва онҳоро ба замини ҳамвор бадал мекунад."

БАЙТИ 14: МАЪНӢ: Тавре ки маълум аст, қудамо мӯътақид буданд, ки ҷаҳони ҳастӣ аз чаҳор унсур ташкил ёфта, ки ботартиб иборатанд аз оташ, бод, об ва хок. Ин чаҳор унсурро уммоти арбаъа (модарони чаҳоргона) меномиданд. Бо таваҷҷӯҳ бо ин ки шоир вайрон шудани ҷаҳони ҳастиро дар чанд байти боло матраҳ карда буд, дар ин байт низ мегӯяд, ки ин тартибро дарҳам бирез, то бисоти офариниш барчида шавад ва растохез барпо гардад. Яъне тартиби чаҳор унсурро барҳам деҳу обро болотар аз оташу бодро поинтар аз хок қарор деҳ.

БАЙТИ 15. СИФР КАРДАН: Ҳеҷ кардан, холӣ кардан. БУРҶ: Ҳар як аз дувоздаҳ қисми доираи фалак, ки офтоб дар мудати як сол дар атрофи он мегардад, мурод осмон аст. ТАВҚИ ҲИЛОЛ: Санъати ташбеҳ аст, ҳилоли моҳ монанди тавқ ва гарданбанд бар синаи осмон медурахшад. БОЗ КУН: Ин ҷо ба маънии зудудан ва пок кардан ба кор рафтааст. ПАРДА: Киноя аз пардаи осмон аст. МУШТИ ХАЁЛ: Мақсуд ситораҳои осмон ҳастанд, ки мардум дар бораи онҳо хаёлҳо доранд, якеро наҳсу дигареро саъд ва саввумро сабаби ҷангу ҷидол ва ғайра меноманд. МАЪНӢ: Худовандо, бурҷи баланди осмонро аз ҳилоли маҳ холӣ кун ва пардаи осмонро аз ин ситорагон, ки мояи мушти авҳом ва хаёлот ҳастанд, пок кун.

БАЙТИ 16.ЧОШНӢ: Мазза, лаззат, таъм, ҳаловат, манзур аз чошнии дил суханони шево ва дилангез аст. МАЪНӢ: Худовандо, фурӯғи худро ба ҷони одами бахшидаӣ ва ба забони ӯ қудрату хосият додаӣ, ки калимот ва ибороти дилангез баён кунад.

БАЙТИ 17. МАНЗИЛИ ШАБ: Шаб, ки мусофирон дар он манзил кунанд ва корвониён ором гиранд ва хулоса ҳама мардум дар шаб

биороманд. Дар Куръон Сураи «Анъом» ояи 96 низ омадааст: "Шукуфонандаи субҳгоҳон аст ва шабро барои оромиш қарор дод..." ДАРОЗ ОВАРДАН: Тӯл кашондан, кашол додан. МАЪНӢ: Худовандо, ту ҳастӣ, ки шабро тӯл мекашонӣ ва рӯзи аз байн рафтаро боз меоварӣ (Дуктур Ризо Анзобинажод дарозро ба маънои густурдан ва рӯзро ба маънии офтоб қабул кардааст, аммо ин ҷониб маънии боло пешниҳод мекунад)

БАЙТИ 18.НАСРИН: Номи як гули хушбӯи сафеди хурд, ки чашмро ба он монанд мекунанд ва ба ҳамин сабаб шоир ғамзаро ба насрин оварда ва чун онро сабаби беҳбудии дарди чашм медонистаанд, дар мисраи дуюм онро тутиё (ки доруи чашм аст) меномад. Мурод аз ғамзаи насрин шукуфтан ва ба сурати чашми зебои маҳбуб даромадани он аст. МАЪНӢ: Шукуфтани гули зебои насрин ва шифобахшии он чашми беморро на аз боди сабо, балки аз карами ту ва хоки ту аст, ки тӯтиёи чашм шудааст.

БАЙТҲОИ 19 ва 20. ЯКЕГӮЙ: Худоро ба ягонагӣ шиносанда. МАЪНӢ: Худовандо, бандаи ту Низомӣ, ки ҳамеша туро ба ягонагӣ мешиносад ва дар тавҳиди ту шеър мегӯяду ошиқи хоксори туст, бо карами худ дилу ҷони ӯро аз маърифати худ шодон кун, то гарданаш аз бори андӯҳи ҳиҷрони ту озод гардад.

## ДАР НАЪТИ ПАЙҒАМБАР(с)

Шамсаи нӯҳ маснади ҳафт ахтарон,
Хатми русул хотами пайғамбарон.
Аҳмади мурсал, ки хирад хоки ӯст,
Ҳар ду ҷаҳон бастаи фитроки ӯст.
Тозатарин сунбули саҳрои ноз,
Хосатарин гавҳари дарёи роз.
Сунбули ӯ Сунбулаи рӯзтоб,
Гавҳари ӯ лаългари офтоб.
Хандаи хуш з-он назадӣ шаккараш,
То набарад оби садаф гавҳараш.
Гавҳари ӯ чун дили санге нахаст,
Санг чаро гавҳари ӯро шикаст?
Кард ҷудо санги маломатгараш,
Гавҳаре аз раҳгузари гавҳараш.
Ёфт фарохи гуҳар аз дурҷи танг,
Нест аҷаб зодани гавҳар зи санг.
Сими дият буд магар сангро,
К-омаду хаст он даҳани тангро.
Ҳар гуҳаре, к-аз даҳани санг хост,
Бо лабаш аз ҷумлаи дандон, баҳост.

Эй тани ту поктар аз ҷони пок,
Рӯҳи ту парвардаи рӯҳе фидок.
Нуктагаҳи хонаи раҳмат туӣ,
Хонабари нуқтаи заҳмат туӣ.
Чун ту каримон, ки тамошо кунанд,
Рустии шабҳо на ба танҳо кунанд.
Аз сари хоне, ки рутаб хӯрдаӣ,
Аз паи мо залла чӣ овардаӣ.
Лаб бикушо, то ҳама шаккар хӯранд,
З-оби даҳанат рутаби тар хӯранд.
Ақл шуда шефтаи рӯи ту,
Силсилаи шефтагон мӯи ту.
Олами тар домани хушк аз ту ёфт,
Нофи замин нофаи мушк аз ту ёфт.
Тоҷи тую тахти ту дорад ҷаҳон,
Тахт замин омаду тоҷ осмон.
Соя надорӣ, ки ту нури маҳӣ,
Рав, ки ту худ сояи нураллаҳӣ.
Чор алам рукни мусулмоният,
Панҷ дуо навбати султоният.
Хоки залилон шуда гулшан ба ту,
Чашми ғарибон шуда равшан ба ту.
То қадамат дар шаби гесуфишон
Бар сари гардун шуда доманкашон.
Пурзару дур гашта зи ту доманаш,
Хиштаки зар сӯзаи пероҳанаш.
Дар садафи субҳ ба дасти сафо,
Ғолияи бӯи ту сояд сабо.
Лоҷарам он ҷо, ки сабо тохта,
Лашкари анбар алам андохта.
Эй ду ҷаҳон, зери замин аз чиӣ,
Ганҷ наӣ, хокнишин аз чиӣ.
То ту ба хок андарӣ, эй ганҷи пок,
Шарт бувад ганҷ супурдан ба хок.
Эй маданӣ бурқаъу маккиниқоб,
Соянишин чанд бувад офтоб?
Гар маҳӣ, аз меҳр ту мӯе биёр,
Гар гулӣ, аз боғ ту бӯе биёр.
Мунтазиронро ба лаб омад нафас,
Эй зи ту фарёд, ту фарёдрас.
Сӯи аҷам рон, манишин дар араб,
Зардаи рӯз инаку шабдизи шаб.
Сикка ту зан, то умаро кам зананд,
Хутба ту хон, то хутабо дам зананд.
Боз каш, ин маснад аз осудагон,
Ғусл деҳ ин минбар аз олудагон.

Хонаи ғӯланд бипардозашон,
Дар ғуладони адам андозашон.
З-офати ин хонаи офатпазир,
Даст баровар, ҳамаро даст гир!
Гар назар аз роҳи иноят кунӣ,
Ҷумла муҳиммот кифоят кунӣ.
Мағзи Низомӣ, ки хабарҷӯи туст,
Зиндадил аз ғолияи бӯи туст.
Аз нафасаш бӯи вафое бубахш,
Мулки Фаредун ба гадое бубахш.

БАЙТӢ 1. ШАМСА: Ба чанд маънӣ қобили қабул аст, аммо ин ҷо ба маънии офтоб аст. НӮҲ МАСНАД: Киноя аз нӯҳ фалак. ҲАФТ АХТАРОН: Мурод ҳафт сайёра аст, ки иборатанд аз: Моҳ, Аторуд, Зӯҳра, Шамс, Миррих, Муштарӣ ва Зуҳал. ХАТМИ РУСУЛ: Яъне пайғамбарӣ бо ӯ хатм мешавад. ХОТАМ: Иҳом дорард: а)ангуштарии мӯҳрдор, нигин, мӯҳр, б) поён, охир, ин ҷо маънии дуюм дар назар аст, яъне ҳазрати Муҳаммад хотами пайғамбарон аст. МАЪНӢ: Ҳазрати Муҳаммад(с) офтоби рӯшноибахши нӯҳ фалаку ҳафт саиёра аст, рисолат бо вай поён ёфта ва вуҷуди ӯ хотами пайғамбарон аст.

БАЙТИ 2: МУРСАЛ: Фиристода, расул, пайғамбаре, ки соҳиби китоб бошад. ФИТРОК: Тасмаи чармин, ки барои бастани шикор ва чизҳои дигар аз росту чап ва ё пасу пеши зини асп меовезанд, зинбанд. МАЪНӢ: Хираду ақл, ки авалин офаридаи Худованд аст ва қиммати одамӣ низ бо ӯст, хоки пои ҳазрати Муҳаммад(с) аст ва ду ҷаҳон(ҷаҳони маънӣ ва ҷаҳони моддӣ, осмону замин) чун сайде дар ихтиёри ӯст.

БАЙТИ 3. СУНБУЛ: Гиёҳи пиёзбехи савсанбарг гулаш хушбӯ ва ҳалқа-ҳалқа буда, дар шеър бештар ба зулф ташбеҳ шудааст. САҲРОИ НОЗ: Ҷаҳони офариниш, алалхусус инсон, ки Худованд ҳама чизро аз нестӣ ба саҳрои ҳастӣ оварда ва чун инсонро офарид, аз ҷиҳати некӯӣ Парвардигор ба нозу фахр фармуд (Сураи «Мӯъминун», ояи 14): "Он гоҳ аз он нутфа лахтахуне офаридем ва аз он лахтахун порагӯште ва аз он порагӯшт устухонҳо офаридем ва устухонхоро ба гӯшт пӯшондем, бори дигар ӯро офариниши дигар додем. Дархӯри таъзим аст Худованд, он беҳтарини офаринандагон!" ДАРЁИ РОЗ: Киноя аз ҷаҳони офариниш ва арсаи худошиносӣ аст. МАЪНӢ: Расули акрам(с) беҳтарин ва зеботарин гули офариниш ва гавҳари тобноку ягонаи дарёи ҳастӣ аст.

БАЙТИ 4.СУНБУЛ: Киноя аз гесувони ҳазрати пайғамбар аст, бино ба ривоёте аз ду сӯ ба рӯи он ҳазрат фурӯ мерехт. СУНБУЛА: Номи бурҷи шашум аз бурҷи дувоздаҳгона аст. Ин бурҷро ба сурати духтаре тасаввур кардаанд, ки дар дасти рост хӯшаи гандуме дорад ва ба ин ҷиҳат сунбула ном дорад. МАЪНӢ : Гесувони ӯ,ки ба рӯи ӯ мерезад, мисли бурҷи Сунбула аст ва вуҷуди ӯ гавҳаре аст, ки хуршедро ба лаълу

гавҳар меорояд, яъне офтоб хосияти лаългариро туфайли вуҷуди он ҳазрат касб кардааст.

БАЙТИ 5. ШАККАР: Киноя аз лабҳои он ҳазрат аст. ОБ: Равнақу обрӯ. ГАВҲАР: Киноя аз дандонҳои ҳазрати Муҳаммад(с). Бино ба ривояте Расули акрам(с) ҳеҷ гоҳ хондаи баланд намекардаанд, танҳо табассум мекардаанд. МАЪНӢ: Ҳазрати пайғамбар(с) ҳаргиз бо даҳони кушода намехандиданд, то дар баробари дурахшандагӣ ва зебоии дандонҳояшон садаф шарманда нагардад.

БАЙТИ 6: НАХАСТ: Наозурд. МАЪНӢ: Дар идомаи байти боло мегӯяд: Вақте ки пайғамбар намехост бо нишон додани дандонҳои сафедаш дили санге (садаф, марворид) биёзорад, пас чигуна санге омаду дандони гавҳаросои ӯро шикаст. (Ишора аст ба ҷанги Уҳуд, ки кофирон бо санге дандони пайғамбарро шикастанд).

БАЙТИ 7. РАҲГУЗАРИ ГАВҲАР: Киноя аз даҳони он ҳазрат, ки дандонҳои гавҳарин дар он чида шудаанд. МАЪНӢ: Санге, ки аз ҷониби кофари маломатгар андохта шуд, дандонеро аз фазои даҳонаш ҷудо кард

БАЙТИ 8. ДУРҶ: Сандуқчае, ки дар он ҷавоҳирот нигоҳ медоранд, ҳуққа. МАЪНӢ: Бо расидани он санг ба даҳони пайғамбар дандоне чун марворид аз даҳони кӯчаки ӯ, ки монанди сандуқчаи ҷавоҳирот буд, ҷудо шуд ва ин ҷойи шигифтӣ нест, зеро аз санг гавҳар берун меояд.

БАЙТИ 9. СИМ: Пул, накдина. ДИЯТ: Хунбаҳо. МАЪНӢ: Он санг, ки дандони муборакӣ ҳазратро шикаст, магар тавон ва хунбаҳои чунин гавҳареро дошт?

БАЙТИ 10: ХОСТ: Бапохезӣ, барпошавӣ, ин ҷо ба маънии ҳосил шудан, яъне ҳар гавҳаре аз санг туфайли тобиши офтоб ҳосил шудааст.
МАЪНӢ: Дар идомаи байти боло мегӯяд: Дар сурате, ки тамоми гавҳарҳои рӯи замин, ки аз даруни сангҳо ва маъданҳо ҳосил шудаанд, хунбаҳои захми шудани лабони пайғамбар бошанд.

БАЙТИ 11.РӮҲЕ ФИДОК: Яъне ҷонам ба қурбони ту. МАЪНӢ: Эй пайғамбари Худо, ки тани хокии ту аз рӯҳ низ поктар аст (эътиқот бар он буда, ки рӯҳу ҷон унсури поканду ҷисму тан унсури касиф ва зулмонӣ) ва ҷони ту парваришёфтаи "рӯҳе фидок" аст. (Дар замони он ҳазрат мардум ва саҳоба Расули акрам(с)ро бо ин ҷумла мавриди хитоб қарор медодаанд).

БАЙТИ 12. НУКТАГАҲ: Нуктагоҳ, марказ, нуқтае, ки ҳама рӯи ба он ҷо ниҳанд. ХОНАБАР: Рабоянда ва барандаи хона. ХОНАИ РАҲМАТ: Киноя аз ҷаҳони ҳастӣ. НУКТАИ ЗАҲМАТ: Мурод нуқтаи ҳарфи "зе" (дар алифбои арабиасос) дар калимаи заҳмат, ки агар онро барандозанд, заҳмат раҳмат хоҳад шуд. МАЪНӢ: Эй пайғамбар, ту маркази доираи вуҷуди ду ҷаҳони офариниш ҳастӣ ва туӣ, ки заҳматро ба раҳмат бадал кардаӣ.

БАЙТИ 13 . КАРИМОН: Саховатмандон, ҷавонмардон. РУСТӢ: Хӯрок, неъмату рӯзӣ. МАЪНӢ: Мардони бахшанда ва карим чун ту, агар ба тамошо ва сафару гардиш раванд, аз неъмату хӯрданиҳо, ки хӯрда бошанд, ба дигарон низ мебахшанд. Ин ҷо ишора ба меъроҷи

пайғамбар дорад ва мурод ин аст, ки аз он ҳама дидор ва лаззату баракат, ки дар шаби меъроҷ, дар пешгоҳи Худованд аз онҳо бархурдор гаштӣ, моро низ саҳме бидеҳ.

БАЙТИ 14 ,15: РУТАБ: Хурмои тару тоза. ЗАЛЛА: Таом ва хӯроквории барзиёд, ки меҳмонон аз туй ва ё зиёфат бо худ мебаранд. Дар "Асроруттавҳид" омадааст: "Шайхи мо гуфт: Асли залла аз ин ҷост, ки Мустафо(с) моро аз он ҷо залла овард, аз наздики дӯст". МАЪНӢ: Эй пайғамбар, аз лаззату неъматҳои лаззатбахш, ки дар шаби меъроҷ аз онҳо бархурдор шудӣ, чӣ залла ва ҳиссае барои мо овардӣ? Аз онҳо сухан бигӯ, то ба шунидани онҳо мо низ бархурдор ва ширинком гардем ва аз оби даҳони ту (суханони чун хурмо ширин) даҳони умматони ту низ ширин гардад.

БАЙТИ 16. ШЕФТА: Шайдо, дилдода, ошиқ. МАЪНӢ: Бояд зикр кард,ки дар назари орифон ақл дар муқобили ишқ қарор дорад, ишқ ба озодагӣ ва даст шустан аз ҳама чиз ба ҷуз маъшуқ даъват кунад, ақл ба офиятандешӣ ва тартибу низом фаро мехонад. Ҳаким Низомӣ ҳарчанд шоири комилан сӯфӣ нест, аммо сахт муаассири андешаҳои сӯфиёна аст ва бо истифода аз ин ҷаҳонбини мегӯяд: Ақл дар муқобили камол ва зебоии ту худ ошиқи шайдо гаштааст ва гирифтори занҷири мӯи ту гаштааст .

БАЙТИ 17.МАЪНӢ: Ҷаҳони ҳастӣ барои хотири ту ва барои ту офарида шудааст ва он ҳадисро ба хотир меоварад, ки агар ту набудӣ, оламро намеофаридам. Ҳамчунин бо истифода аз оёту ривоёти дигар, ки асли ҳама чиз об аст (Сураи «Анбиё», ояи 32) ва ин ки пеш аз офариниши ҷаҳони хокӣ ҳама ҷоро об фаро гирифта буд ва арши Худованд бар об буд (Сураи «Ҳуд», ояи 7), шоир мегӯяд, ки ҷаҳони хокӣ барои ту ва ба хотири ту ба вуҷуд омад

БАЙТИ 18.МАЪНӢ: Ҷаҳон, ки иборат аз замину осмон аст, осмонаш бар сари ту тоҷ асту заминаш тахтгоҳи ту.

БАЙТИ 19. НУРУЛЛАҲ: Нури Худо, сояи Худо. МАЪНӢ: Эй пайғамбар, ту нури арҷманд ва воло ҳастӣ, пас соя надорӣ, балки худ сояи Парвардигор ҳастӣ. Бояд зикр кард, ки пайғамбарро соя бар замин намеафтода, ин шояд аз таъбири Қуръон баргирифта бошад, ки Худованд пайғамбарро маҷозан чароғи рӯшноибахш номидааст (Сураи «Аҳзоб»,ояи 46). Ҳамчунин ривояте аст ҳамеша болои сари пайғамбар абре ҳаракат мекарда ва соя бар сари ӯ меафкандааст, аз ин ҷиҳат пайғамбар соя надоштааст .

БАЙТИ 20. ЧОР АЛАМ: Ба чанд маънӣ қобили қабул аст: а) Чаҳор алами хулафои рошиддин (Абубакр, Умар, Усмон ва Алӣ), ки қувватбахши дини исломанд, б) Ишора ба намоз, рӯза, закот ва ҳаҷ, ки чаҳор рукн аз аркони панҷгонаи исломанд, в) Худи калимаи "Ло илоҳа илаллиҳу", ки дар китобат аз чаҳор ло ба сурати чаҳор алам сар баровардааст. ПАНҶ ДУО: Мурод намози панҷгона аст. Бояд зикр кард, ки яке аз маъонии "салот" дуост ва дар Қуръон омадааст: "Дуои ту мояи оромиши онҳост..." (Сураи «Тавба», ояи 103) .

БАЙТИ 21 . ХОКИ ЗАЛИЛОН: Иҳом дорад: а) Мурод одамизод, ки аз хоки залил офарида шудааст, б) Метавонад манзур аҳли Макка бошанд, ки мардуми нодору тирарӯзгор ва бутпараст буданд. ЧАШМИ ҒАРИБОН: Иҳом дорад: а) Дар баъзе нусхаҳо азизон омада ва метавонад мақсуд фариштагон бошанд, б) Ансор ва аҳли Мадина. МАЪНӢ: Ба ду маънӣ қобили қабул аст: а) Хоке, ки хору залил афтода буд, ба вуҷуди ту гулшану рӯшан гашт ва чун ту ба меъроҷ рафтӣ, чашми фариштагони осмон ба қадами ту равшан гардид. б) Сарзамини Макка бо таваллуди ту гулшан гашт ва бо муҳоҷирати ту ба Мадина чашми ахли Мадина равшан гардид

АБЁТИ 22, 23: ШАБИ ГЕСУФИШОН: Шаби меъроҷ. ХИШТАК: Хишти хурд, порчаи чоргӯша, ки зери бағали ҷома ва миёни поҷома медӯзанд. СӮЗА: Таризи ҷома.МАЪНӢ: Эй пайғамбар, аз он шаб, ки шодмона ва гесуафшону доманкашон ба осмон рафтӣ, домони осмон аз баракати қадам ва ҷамоли тобноки ту пур аз зарру гавҳар шуд (ишора дорад ба ситораҳо) ва он шаб пероҳани шабонаи худро бо хиштаки зарин (моҳи равшан) ороиш дод.

АБЁТИ 24, 25. САДАФИ СУБҲ : Субҳро ба садаф ташбеҳ карда. ДАСТИ САФО: Яъне дасти сафобахш. ҒОЛИЯ: Таркиби сиёҳранге аз хушбӯиҳои гуногун, мушк, анбар ва ғайра. МАЪНӢ: Чун пайғамбар қадам дар осмон ниҳод ва ба осмон иззату каромат бахшид, бо сабо бо дасти сафобахши худ бӯи ғолияро дар садафи субҳ месояд. Ин ҳама роиҳаи сапедадамон ҳамоно аз бӯи хуши анбаросои пайғамбар аст.

АбЁТИ 26, 27.МАЪНӢ: Дар ин байт шоир аз вафоти пайғамбар изҳори ҳасрат мекунад: Эй пайғамбар, ки ду ҷаҳон арзиш дорӣ, чаро дар зери хок хуфтаӣ, ту, ки ганҷ нестӣ, чаро бояд зери хок бимонӣ. Низомӣ бар он аст, ки чун, ҷисми ганҷосои пайғамбар зери хок аст ва замин ба амонатнигаҳдорӣ машҳур шуд, мардум дигар ганҷинаи худ, аз қабили тиллову нуқраро зери хок мекунанд.

АБЁТИ 28, 29: МАДАНӢ: Мансуб ба Мадина, аҳли Мадина. БУРҚАЪ: Чашмбанд, рӯбанд, мақсуд аз маданибурқаъ пайғамбар аст, ки чун дар шаҳри Мадина реҳлат карда ва рӯи аз мардум пӯшондааст. МАККИНИҚОБ: Мақсуд пайғамбар аст ба он муносибат, ки Расули акрам(с) дар оғоз натавонист аз дасти кофирони Макка исломро дар он ҷо густариш дихад ва ба ночор аз зодгохи худ ҳиҷрат кард. ОФТОБ: Киноя аз зоти пайғамбар. МАЪНӢ: Эй пайғамбар, то чанд вуҷуди хуршедосои ту дар соя ва ниҳон дар зери замин хоҳад монд. Ту, ки ҳамчун моҳ ҳастӣ, аз зоти парвардигору хуршед рӯшноӣ биёвар ва ту, ки гули боғи офариниш ҳастӣ, аз боғи аҳдият бӯе ва роиҳае барои мо биёвар

АБЁТИ 30, 31. ЗАРДА: Аспи зардранг, зардаи рӯз: Рӯз ба аспи зард ташбеҳ шудааст. ШАБДИЗ: Шабранг, аспи сиёҳ. МАЪНӢ: Ҷони иродатмандони мунтазири ту ба лаб расида, фарёду дод аз дурии туст,

пас ту ба фарёдамон бирас ва моро аз дасти ғами ҳиҷрон наҷот деҳ. Шояд зери хок хуфтани ту аз он бошад, ки қавми араб қадри туро надонистанд, пас ба аспи зарди рӯз ва аспи сиёҳи шаб бинишину ба аҷам биё.

БАЙТИ 32. СИККА ЗАДАН: Пул баровардан, филизеро ба шакли пул даровардан, ба филизе тамға зер кардан. УМАРО: Амирон. КАМ ЗАДАН: Бад гуфтан дар ҳаққи касе, наҳ задан, изҳори кӯчакӣ кардан. ДАМ ЗАДАН: Ин ҷо ба маънии хомӯш истодан, лаб фурӯ бастан. МАЪНӢ: Эй пайғамбар, ту худ ҳукм бирон ва сиккаи фармонравоӣ бизан, то шоҳону фармонравоёни худсар ба заифию ҳақирии худ пай баранду канора бираванд. Ту сухан бигӯю хутба бихон ва мардумро андарз бидеҳ, то хатибони риёӣ лаб барбананд ва маснад ба ту биспоранд.

БАЙТИ 33. МАСНАД: Нишастгоҳ, такягоҳ, мурод тахти подшоҳӣ. ОСУДАГОН: Мурод шоҳону амирон. ОЛУДАГОН: Нопокон, тардоманон, гунаҳкорон. МАЪНӢ: Эй пайғамбар, тахти ҳукмронии ин шоҳони осуда аз ғаму хаёли мардум ва ишратпарастро аз онон бозситон ва ин воизони риёкору носолеҳро, ки минбари вазъу иршодро ба риёву солус олудаанд, канор бизан ва минбари имонро аз ин олудагон бишӯй.

БАЙТИ 34. ҒУЛ: Гӯё девест, ки ба ҳар шакл даромада, одамонро мефиребад, мурод ҳаромзода. ПАРДОХТАН: Ҷое аз касе ё чизе холи кардан. ҒАЛЛАДОНИ АДАМ: Киноя аз замин, хок. Низомӣ ҷойи дигар ин калимаро ба ҳамин маънӣ ба кор бурда:

Хона зи мушти ғалла пардохта,
Дар ғалладони адам андохта.

МАЪНӢ: Дар идомаи байти боло мегӯяд: Ин маснад (маснади ҳукумат ва минбару ваъз)-ро, ки ба хонаи ғӯл табдил додаанд ва боиси гумроҳии мардум гаштаанд, аз вуҷуди ҳокимони ситамгар ва воизони риёкор пок гардон, яъне ин ҳар ду гурӯҳро нобуд кун ва ба водии нестӣ роӣ кун.

БАЙТИ 35. МАЪНӢ: Эй пайғамбар, аз офати ин дунёи офатпазир моро халосӣ деҳ ва фардо рӯзи қиёмат моро дастгирӣ кун.

БАЙТИ 36. ИНОЯТ: Мададгорӣ, дастгирӣ, лутфу марҳамат. МУҲИММОТ: Кори муҳим, кори ахамиятнок. МАЪНӢ: Эй пайғамбар, гар аз назари лутфу марҳамат ба сӯи мо нигарӣ, ҳам кори азимро (яъне азоби рӯзи растохезро) басанда мекунӣ.

АБЁТИ 37,38. МАЪНӢ: Дилу андешаи Низомӣ ҷӯёни пайғамбар аст ва бӯе аз мӯи ғолияосои пайғамбар ӯро зинда мегардонад ва мехоҳад аз рӯи вафову карам аз нафаси мубораки худ ба ӯ фиристӣ, ки ин бӯи ҷонбахш Низомиро зинда хоҳад кард. Зеро бӯе аз ту барои Низомӣ, ки гадои ишқу роҳи ту мебошад, баробари мулки Фаредун аст.

## ГУФТОР ДАР ФАЗИЛАТИ СУХАН

Ҷунбиши аввал, ки қалам баргирифт
Ҳарфи нахустин зи сухан даргирифт.
Пардаи хилват чу барандохтанд,
Ҷилваи аввал ба сухан сохтанд.
То сухан овозаи дил дарнадод,
Ҷон тани озода ба гил дарнадод.
Чун қалам омад шудан оғоз кард,
Чашми ҷаҳонро ба сухан боз кард.
Хатти ҳар андеша,ки пайвастаанд,
Бар пари мурғони сухан бастаанд.
Нест дар ин кӯҳнаи навхезтар,
Мӯйшикофе зи сухан тезтар.
Аввали андеша пасини шумор,
Ҳам сухан аст, ин сухан ин ҷо бидор!
Тоҷварон, тоҷвараш хондаанд
В-он дигарон он дигараш хондаанд.
Гаҳ ба навое аламаш баркашанд,
Гаҳ ба нигоре қаламаш даркашанд.
Мулки табиат ба сухан хӯрдаанд,
Мӯҳри шариат ба сухан кардаанд,
К-он сухани мову зари хеш дошт,
Ҳар ду ба саррофи сухан пеш дошт.
Аз сухани тозаву зарри куҳан,
Гуфт: Чӣ беҳ? Гуфт: Сухан беҳ,сухан!
Садрнишинтар зи сухан нест кас,
Давлати ин мулк суханрост бас.
То сухан аст, аз сухан овоза бод,
Номи Низомӣ ба сухан тоза бод!

БАЙТИ 1.Манзур аз қалам дар ин байт қалами машият ва офариниши Худованд аст. ДАР ГИРИФТАН: Оғоз кардан. МАЪНӢ: Аз аввалин ҷунбиш ва такони қалами машияти Парвардигор сухан нигошта ва офарида шуд. Аввалин офаридаи Худованд сухан аст.

БАЙТИ 2. БАРАНДОХТАН: Бардоштан, берун андохтан, дур кардан. МАЪНӢ: Чун парда аз хилватсарои хос бардоштанд ва ҳанӯз ҳеҷ офаридае халқ нашуда буд, дар он хилват нахустин офаридае, ки ҷилвагар шуд, сухан буд.

БАЙТИ 3.МАЪНӢ: Дар ин байит ишора дорад ба офариниши Одам ва даромадани ҷон ба тани хокии Одам ва дар ин замина мегӯяд: Рӯҳи озода немехост гирифтори ҷисми хокӣ шавад ва ба ин кор тан намедод, то он ки сухан аз вуҷуди дил дар андаруни тани одамӣ хабар дод. Яъне агар сухан намебуд, ҷон дар тан намедоромад.

БАЙТИ 4 . МАЪНИИ ин байт бо байти аввал тақрибан яке аст.

БАЙТИ 5. МАЪНӢ: Хабаррасони андешаҳо аз касе бар касе кабӯтари сухан аст. Шоир ба як маҳорати фавқулода таърифи суханро дар ин байт додааст. Сухан, ки паёму андеша аст, миёни гӯянда ва шунаванда, ба хатте монанд карда, ки ду танро ба ҳам мепайвандад ва бо таваҷҷӯҳ бо ин ки дар қадим бо воситаи кабӯтар аз касе ба касе хабар мефиристонданд, шоир бо истифодаи ташбеҳи бисёр зебое, яъне мурғи суханро офарида маънии фавқулзикрро баён кардааст.

БАЙТИ 6. КӮҲНАИ НАВХЕЗТАР: Киноя аз ҷаҳони офариниш аст. МӮИШИКОФ: Киноя аз бисёр дақиқ ва борикандешӣ, нуктасанҷӣ. МАЪНӢ: Аз ҷиҳати дақиқандешӣ ва борикбинӣ ҳеҷ чиз монанди сухан нест.

БАЙТИ 7. МАЪНӢ: Аввал андеша баъд шумор, варианти дигари он ки хеле маъмул аст, аввал андеша баъд гуфтор мебошад.

БАЙТИ 8. МАЪНӢ: Суханро ҳар кӣ ба ҳар навъе таъриф кардаанд, шоҳон онро чун шоҳи ҳама чиз донистаан, зеро ҳадафи ниҳоии офариниш сухан аст.

БАЙТИ 9. АЛАМ: Байрақ, ливо. МАЪНӢ: Шоир суханро ба шоҳе монанд кардааст, ки қалам ва алам дорад ва мегӯяд: Гоҳ ливои султони суханро ба василаи наво ва овоз бармеафрозанд ва гоҳ қалами султони суханро ба воситаи нигор ва нигоштан берун меоваранд. Хулоса ин ки сухан гоҳ шифоҳӣ баён мешавад ва гоҳ хаттӣ

БАЙТИ 10. МАЪНӢ: Шоҳон бар иқлиму кишварҳо бо ёрии сухан салтанат рондаанд, пайғамбарон ва пешвоёни дин аҳкоми динӣ ва шариати худро ба сухан муқаррар ва тасдиқ кардаанд.

БАЙТҲОИ 11, 12. АРАЗ: Матоъ. САРРОФИ АРАЗ: Заршинос, фарққунандаи пули сара аз носара, шиносандаи арзиши матоъу коло. ЗАРИ КУҲАН: Тиллои холис. МАЪНӢ: Зари холис ва шеъри моро барои арзишёбӣ назди арроф бурд ва пурсид, ки аз сухану шеъри тоза ва зари холис кадом як беҳтар аст? Арроф ба таъкид ҷавоб дод, ки сухан беҳтар аст.

БАЙТИ 13. САДРНИШИНТАР: Болонишин, раис, сардор. МАЪНӢ: Пешгоҳнишин ва садри ҳама чиз сухан аст ва алҳақ сухан молику сарвари мулки ҷаҳон аст.

БАЙТИ 14. ОВОЗА: Ин ҷо ба маънии шӯҳрат, мартаба. МАЪНӢ: То сухан аст шӯҳрату мартаба аз сухан бод ва номи Низомӣ низ ба суханаш зиндаву ҷовид ва наву зебо бод.

# ШАЙХ ФАРИДУДДИН АТТОРИ НИШОПУРӢ

Фаридуддин Абӯҳомид Муҳаммад ибни Абӯбакри Иброҳими Нишопурӣ соли 1145 дар деҳаи Кадкани атрофи Нишопур ба дунё омадааст. Яке аз бузургтарин шоири мутасаввифи форсу тоҷик аст. Аттор дар муҳити аҳли сӯфия ба воя расидааст ва ақоиду ангори сӯфиёна дар шууру вуҷудаш нақш гузошта, майли ӯро ба худ мекашид. Дар хурдӣ аз улуми мутадовили замонаш, аз қабили фунуни адабӣ, ҳикмату калом, улуми динӣ, нуҷуму дорушиносӣ ва тиб бохабар буд. Аттор адиби сермаҳсул буда, дар анвои мухталифи назму наср осори сершумори гаронбаҳое ба мерос гузоштааст. Ӯ дар осори манзумаш "Аттор" ва гоҳе "Фарид" тахаллус намудааст. Дар мавриди миқдори осори Аттор муаллифони сарчашмаҳо андешаҳои мухталиф баён кардаанд. Масалан, Давлатшоҳи Самарқандӣ миқдори осори ӯро 40, Нуруллоҳи Шуштарӣ 114, Ризоқулихони Ҳидоят 190 гуфтаанд. Бисёре аз маснавиҳое, ки ба Аттор нисбат додаанд, моли ӯ нест, балки азони Атторони дигар аст. Асарҳое, ки ба моли Шайх Аттор буданашон шакке нест, инҳоянд: "Мусибатнома", "Илоҳинома", "Асрорнома", "Мухторнома", "Мантиқуттайр", "Хусравнома", "Ҷавоҳирнома", "Девони қасоид ва ғазалиёт", "Маҷмӯаи рубоиёт" ва асари мансури "Тазкиратулавлиё". Мавлоно Ҷомӣ Атторро аз муридони Шайх Маҷдуддини Бағдодӣ медонад. Соли вафоти Аттор ба таври аниқ маълум нест, аксари муҳаққиқон бар онанд, ки ӯ соли 1221 ба дасти урдуи муғул ба қатл расидааст.

Аз миёни маснавиҳои ирфонии адабиёти форсу тоҷик дилангезтарин ва шевотарин маснавӣ "Мантиқуттайр"-и Шайх Аттор мебошад. Ин маснавӣ рамзӣ буда, аз 4457 байт иборат аст ва дар баҳри рамали мусаддаси маҳзуф (мақсур) эҷод шудааст. Мавзӯи он баҳси парандагон аз як парандаи асотирӣ бо номи Симурғ аст. Мақсад аз парандагон соликони роҳи тариқат ва мурод аз Симурғ вуҷуди Ҳақ таъолло аст. «Мантиқуттайр» номе аст, ки шоири ориф аз Қуръони маҷид барои китоби «Мақомоти туюр»-и худ гирифтааст ва он ба маънии забони мурғон аст, ки дар ояи 16 Сураи Намл омадааст:"Ва Сулаймон ворисi Довуд шуд ва гуфт:"Эй мардум,ба мо забони мурғон омӯхтанд ва аз ҳар неъмате арзонӣ доштанд. Ва ин оятест ошкор.»

Дар байни қиссаву ҳикоёт ва достонҳои "Мантиқуттайр" аз ҳама дарозтарин ва диловезтарин достони "Шайх Санъон" мебошад, ки мазмуни мухтасари он чунин аст: Пире буд бо номи Шайх Санъон, ки баъди риёзати зиёд, тоъату ибодат ва қурби панҷоҳ сол эътикоф (ибодати доимӣ, чилланишинӣ) дар Каъба ба мақоми кашфу шуҳуд расида буд ва чаҳорсад муриди солик дошт. Шайх шабе хоб мебинад, ки дар Рум бутеро саҷда мекунад. Барои дарки таъбири хобаш бо муридон ба сӯи Рум меравад ва дар он ҷо ба духтари тарсое дил мебандаду аз шариату тариқат ҷудо мегардад, ба ҷои хонаи Каъба гӯшанишини кӯи ёр

мегардад. Чун духтар аз ҳоли Шайх огоҳ мегардаду ӯро дар ишқ устувор мебинад, мегӯяд, ки агар марди кор ҳастӣ бояд чаҳор корро ихтиёр кунӣ: Бутро саҷда кунӣ, Қуръонро бисӯзӣ, шароб нӯшӣ ва дида аз имон бидӯзӣ. Шайх шароб бинӯшид ва аз сари мастӣ он се корро низ анҷом дод. Шайх зуннор басту муқими дайр шуд ва ёронаш аз вай рӯ гардонданд. Чун барои кобини духтар дираме надошт, маҷбур шуд, ки як сол барои духтар хукбонӣ кунад. Яке аз муридони хосаи Шайх, ки ҳангоми сафари вай ба Рум ғоиб буд, чун бозгашту аз моҷаро огаҳ гардид, муридони дигарро сарзаниш кард, ки чаро пирашонро танҳо гузоштанд, зеро ин амали онҳо ҳақношиносӣ ва бевафоӣ аст:

Ҳар кӣ ёри хешро ёвар бувад,
Ёр бояд буд агар кофар бувад.

Муриди хосса бо дигар муридон дигарбора ба Рум омаданд ва ҳамагӣ чилла нишастанд ва бо нолаву зорӣ аз Худованд дархост карданд, ки пири онҳоро аз ин гумроҳӣ роҳоӣ бахшад. Пас аз чиҳил шаб он мурили покбоз ҳазрати Муҳаммадро (с) дар хоб мебинад, ки мегӯяд: Аз дергоҳ ғубори бас сиёҳ дар миёни Шайх ва Ҳақ таолло буд ва ман он ғубори зулматро бо шабнами шафоат фурӯ нишондам. Чун бедор мешавад, пеши Шайх меравад ва мебинад, ки пардаи залолат аз вуҷуди Шайх фурӯ рехта ва дигарбора нури маърифат ҷойгузини он шудааст. Баъд аз ин духтари тарсо бар асари хобе, ки мебинад, мусулмон мешавад ва Шайх ба ӯ ислом арза медорад. Баъд аз мусулмон шудан духтар аз гуноҳҳо пок мегардад ва мемирад.

# ШАРҲИ ДОСТОНИ ШАЙХ САНЪОН

## ҲИКОЯТИ ШАЙХ САНЪОН ВА ЗУННОР БАСТАНИ Ӯ АЗ ИШҚИ ДУХТАРИ ТАРСО

Шайх Санъон пири аҳди хеш буд,
Дар камол аз ҳар чи гӯям беш буд.
Шайх буд андар ҳарам панҷоҳ сол,
Бо мурide чорсад соҳибкамол.
Ҳар муриде, к-они ӯ буд,эй аҷаб,
Менаёсуд аз риёзат рӯзу шаб.
Ҳам амал,ҳам илм бо ҳам ёр дошт,
Ҳам баёни кашф, ҳам асрор дошт.
Қурби панҷоҳ ҳаҷ ба ҷо оварда буд,

Умра умре буд, то мекарда буд.
Худ салоту савм беҳад дошт ӯ,
Ҳеҷ суннатро фурӯ нагзошт ӯ.
Пешвоёне,ки дар хеш омаданд,
Пеши ӯ аз хеш бехеш омаданд.
Мӯй мебишкофт марди маънавӣ,
Дар каромоту мақомот қавӣ.
Ҳар кӣ беморию сустӣ ёфтӣ,
Аз дами ӯ тандурустӣ ёфтӣ.
Халқро филҷумла дар шодию ғам,
Муқтадое буд дар олам алам.
Гарчӣ худро қудваи асҳоб дид,
Чанд шаб бар ҳамчунон дар хоб дид.
К-аз ҳарам дар Румаш афтодӣ мақом,
Саҷда мекардӣ бутеро бардавом.
Чун бидид он хоб бедори ҷаҳон,
Гуфт:-Дардову дареғо, к-ин замон
Юсуфи тавфиқ дар чоҳ  уфтод,
Уқбаи душвор дар роҳ уфтод.
Ман надонам, то аз ин ғам ҷон барам,
Тарки ҷон гуфтам, агар имон барам.
Нест як тан дар ҳама рӯи замин,
К-ӯ надорад уқбае дар раҳ чунин.
Гар кунад ин ақба қатъ ин ҷойгоҳ,
Роҳ равшан гардадаш то пешгоҳ.
В-ар бимонад дар паси он ақба боз,
Дар уқубат раҳ шавад бар вай дароз.
Охируламр он ба дониш устод,
Бо муридон гуфт:-Корам уфтод.
Мебибояд рафт сӯйи Рум зуд,
То шавад таъбири ин маълум зуд.
Чорсад марди муриди мӯътабар,
Пайравӣ карданд бо вай дар сафар.
Мешуданд аз Каъба то ақсои Рум,
Тавф мекарданд сар то пои Рум.
Аз қазо диданд олӣ манзаре,
Бар сари манзар нишаста духтаре.
Духтари тарсои рӯҳонисифат,
Дар раҳи руҳуллаҳаш сад маърифат.
Бар сипеҳру ҳусну дар бурҷи ҷамол,
Офтобе буд, аммо безавол,
Офтоб аз рашки акси рӯи ӯ,
Зардтар аз ошиқон дар кӯи ӯ.
Ҳар кӣ дил дар зулфи он дилдор баст,
Аз хаёли зулфи ӯ зуннор баст.
Он кӣ ҷон бар лаъли он дилбар ниҳод,

Пой дар раҳ нониҳода сар ниҳод.
Чун сабо аз зулфи ӯ мушкин шудӣ,
Рум аз ӯ озарми Ҳинду Чин шудӣ.
Ҳар ду чашмаш фитнаи ушшоқ буд,
Ҳар ду абрӯяш ба хубӣ тоқ буд.
Чун назар бар ҷони ушшоқ уфканад,
Ҷон ба дасти ғамза бо тоқ уфканад.
Абруяш бар моҳ тоқе баста буд,
Мардуме дар тоқи ӯ биншаста буд.
Мардуми чашмаш чу кардӣ мардумӣ,
Сайд кардӣ ҷони сад-сад одамӣ.
Рӯи ӯ аз зери зулфи тобдор,
Буд оташпорае бас обдор.
Лаъли серобаш ҷаҳоне ташна дошт,
Наргиси масташ ҳазорон дашна дошт.
Ҳар кӣ сӯи чашмааш ташна шудӣ,
Дар дилаш ҳар мижжа чун дашна шудӣ.
Гуфтро чун бар даҳонаш раҳ набуд,
Аз даҳонаш ҳар кӣ гуфт, огаҳ набуд.
Ҳамчу чашми сӯзане шакли даҳон-ш,
Баста зунноре чу зулф андар миён-ш.
Чоҳи симин бар занахдон дошт ӯ,
Ҳамчу Исо дар сухан ҷон дошт ӯ.
Садҳазорон дил чу Юсуф  ғарқи хун,
Уфтода дар чаҳи ӯ сарнагун.
Гавҳари хуршедваш дар мӯй дошт,
Бурқаи шаъри сияҳ бар рӯй дошт.
Духтари тарсо чу бурқаъ баргирифт,
Банд-банди Шайх оташ даргирифт.
Чун намуд аз зери бурқаъ рӯи хеш,
Баст сад зуннор аз ҳар мӯи хеш.
Гарчи Шайх он ҷо назар бар пеш кард,
Ишқи тарсозода кори хеш кард.
Шуд дилаш аз дасту дар пой уфтод,
Ҷойи оташ буд дар ҷой уфтод.
Ҳар чи будаш сар ба сар нобуд шуд,
З-оташи савдо дилаш пурдуд шуд.
Ишқи духтар кард ғорат ҷони ӯ,
Рехт куфр аз зулф  бар имони ӯ.
Шайх имон доду тарсоӣ гузид,
Офият бифрӯхту расвоӣ харид.
Ишқ бар ҷону дили ӯ чир шуд,
То зи дил безору аз ҷон сер шуд.
Гуфт:-Чун дин рафт ,чӣ ҷои дил аст,
Ишқи тарсозода кори мушкил аст.
Чун муридонаш чунин диданд зор,

Ҷумла донистанд, к-афтодаст кор.
Сар ба сар дар кори ӯ ҳайрон шуданд,
Сарнагун гаштанду саргардон шуданд.
Панд додандаш басе,суде набуд,
Буданӣ чун буд, беҳбуде  набуд.
Ҳар кӣ пандаш дод фармон менабурд,
З-он ки дардаш раҳ ба дармон менабурд.
Ошиқи ошуфта фармон кай барад,
Дарди дармонсӯз дармон кай барад.
Чун шаби торик дар шаъри сиёҳ,
Шуд ниҳон чун куфр дар зери гуноҳ.
Буд то шаб ҳамчунон рӯзи дароз,
Чашм бар манзар даҳонаш монда боз.
Ҳар чароғе, к-он шаб ахтар дар гирифт.
Аз дили он пири ғамхӯр даргирифт.
Ишқи ӯ он шаб яке сад беш шуд,
Лоҷарам якборагӣ аз хеш шуд.
Ҳам дил аз худ  ҳам зи олам баргирифт,
Хок бар сар карду мотам даргирифт.
Як дамаш не хоб буду не қарор,
Метапид аз ишқу менолид зор,
Гуфт:"-Ё раб, имшабро рӯз нест,
Шамъи гардунро ҳамоно сӯз нест.
Дар риёзат будаам шабҳо басе,
Худ  нишон надҳад чунин шабро касе.
Ҳамчу шамъ аз сӯхтан тобам намонд,
Бар ҷигар чун хуни дил обам намонд.
Ҳамчу шамъ аз тафту сӯзам мекушанд,
Шаб ҳаме сӯзанду рӯзам мекушанд.
Ҷумлаи шаб дар хуни дил чун мондаам,
Пой то сар ғарқ дар хун мондаам.
Ҳар дамам аз сад шабехун бигзарад,
Менадонам рӯз, то чун бигзарад.
Ҳар киро як шаб чунин рӯзе бувад,
Рӯзу шаб караш ҷигарсӯзӣ бувад.
Рӯзу шаб бисёр дар таб будаам,
Ман ба рӯзи хеш имшаб будаам.
Кори ман рӯзе,ки мепардохтанд,
Аз барои имшабам месохтанд.
Ё раб, имшабро нахоҳад буд рӯз,
Шамъи гардунро нахоҳад буд сӯз.
Ё раб, ин чандин аломат имшаб аст,
Ё магар рӯзи қиёмат имшаб аст.
Ё зи олам шамъи гардун мурда шуд.
Ё зи шарми дилбарам дар парда шуд.
Шаб дароз асту сияҳ чун мӯи ӯ

В-арна сад раҳ будаме дар кўи ў.
Ман бисўзам имшаб аз савдои ишқ,
Ман надорам тоқати ғавғои ишқ,
Умр ку,то васфи бедорӣ кунам,
Ё ба коми хештан зорӣ кунам.
Сабр ку,то пой дар доман кашам,
Ё чу мардон ратли мардафкан кашам.
Бахт ку,то азми бедорӣ кунад,
Ё маро дар ишқи ў ёрӣ кунад.
Ақл ку, то илм дар пеш оварам,
Ё ба ҳиллат ақл бо хеш оварам.
Даст ку, то хоки раҳ бар сар кунам,
Ё зи зери хоку хун сар бар кунам.
Пой ку, то боз ҷўям кўи ёр,
Чашм ку, то боз бинам рўи ёр.
Ёр ку, то дил диҳад дар як ғамам,
Дўст ку, то даст гирад як дамам.
Зўр ку,то нолаву зорӣ кунам,
Ҳўш ку, то сози ҳушёрӣ кунам.
Рафт ақлу рафт сабру рафт ёр,
Ин чӣ дард аст, ин чӣ ишқ аст, ин чӣ ёр.

БАЙТИ 1:**ШАЙХ САНЪОН**: Бино ба ривояти Аттор Шайхи Санъон пири замон, соҳиби чаҳорсад муриди ба камол расида ва маърифат дида, олими бо амал ва моварои пардаи ғайб нигаранда буд, аз мақомоти баланди ирфонӣ бархурдор ва ҳамчунин пешвои мардум дар тамоми мавридҳои зиндагӣ буд. Муҳаққиқон бар онанд,ки Шайх Санъон прототипи Абдурраззоқи Самъонӣ ё Яманӣ аст ва асли достон аз китоби «Тўҳфатулмулук»-и Имом Муҳаммади Ғазолӣ гирифта шудааст. **ПИР:** Роҳбари рўҳонӣ, муршид, пир он ошиқи солики лоуболӣ аст,ки афъол ва сифоти ҷамеи ашёро маҳв дар афъол ва сифоти илоҳӣ донад ва ҳеҷ сифат ба худ ва ба дигаре мансуб надонад. **МАЪНӢ**:Шайх Санъон аз орифони вораста ва ба камол расидаи замони худ буд ва перомуни дараҷаи маърифати ў ҳар чӣ гўям беш аз он буд.

БАЙТИ 2.**ҲАРАМ**: Атрофии Каъба. **МУРИД**:Иродаткунанда, хоҳанда.Оне, ки пайрави пире шавад ва аз ў одоби тариқат биёмўзад. Касеро гўянд,ки ба сайрулилоҳӣ пардозад. Мурид назди сўфиён ва аҳли сулук касе аст, ки аз иродаи худ муҷаррад шуда ва аз мосавои илоҳӣ бурида бошад. Муридиро ду маънӣ аст:Яке ба маънии муҳиб, яъне солики маҷзуб, дуввум ба маънии муқтадо, ки Ҳақ дидаи ўро ба нури ҳидоят бино гардонида, то вай ба нуқсони худ бингарад ва доиман дар талаби камол бошад ва магар ба

ҳусули мурод вуҷуди қурби Ҳақ ором нагирад.**МАЪНӢ:** Ӯ муддати панҷоҳ сол роҳбари рӯҳонии соликони роҳи Ҳақ дар атрофии Каъба буд ва чаҳорсад муриди соҳибкамол дошт.

БАЙТИ 3. **РИЁЗАТ**:Гӯшанишинӣ барои тафаккур ва ибодат, ранҷ кашидан барои тазкияи дил ва таҳзиби нафс ва ба даст овардани ахлоқи ҳамида.**МАЪНӢ**: Муридони ӯ ба таври ҳайратангез ба риёзат дода шуда буданд ва шабонарӯз як лаҳза фароғат надоштанд.

БАЙТИ 4. **АЁН**:Ба чашм нигаристан, рӯшан дидан, яқин дар дидор. **КАШФ**:Парда бардоштан, дидани моварои ҳиҷоб. **АСРОР**: Сирҳо, розҳо. **МАЪНӢ**: Шайх Санъон олими бо амал буд ва чун ба Ҳақ расида буд, аз пушти пардаи ғайб бохабар буд ва розҳо ниҳон дар дил дошт.

БАЙТИ 5.**ҲАҶ:** Қасд кардан, оҳанг кардан, яъне қасди Байтуллоҳ кардан, ба зиёрати Каъба рафтан, зиёрати Байтуллоҳ дар Мака, ки ба ҳар мусулмони болиғ ва оқилу тандуруст ба шарти доштани шароит дар тамоми муддати умр як мартаба воҷиб аст. Аъмоли ҳаҷ бисёр аст. Муҳимтарини онҳо ба таври иҷмол иборат аст аз эҳром бастан дар миқот, тавофи Каъба, яъне ҳафт маротиба гирди хонаи Каъба гаштан, ду ракат намози тавоф хондан, саъй байни кӯҳҳои Сафо ва Марва, яъне масофати байни Сафо ва Марваро ҳафт дафъа паймудан, рӯзи нӯҳуми зиҳиҷҷа дар Арафот таваққуф кардан, баъд ба Мино ва Муздалифа рафтану дар Мино қурбонӣ кардан, ба Мака бозгаштуну тавофи ҳаҷ ва намози онро баҷо овардан, шабҳои 11,12 ва 13 зиҳиҷҷаро дар Мино ба сар бурдан… Ҳаҷи Акбар:Ҳаҷи бузургтар, дар ин маънӣ ихтилоф аст, баъзе рӯзи азҳо, баъзе рӯзи арафа ва баъзе рӯзи ҳаҷҷатулвадоъро Ҳаҷи Акбар хондаанд, баъзеи дигар гуфтаанд, ки ҳаҷи акбар ҳамон ҳаҷ аст ва ҳаҷи асғар умра аст ва умраро барои он ҳаҷи асғар номидаанд, ки аъмоли он нисбат ба ҳаҷи акбар ноқис аст. **УМРА**:Мавзеи махсусе,ки ҳоҷиён эҳром баста аз Мака ба он ҷо раванд ва чанд ракат намоз гузоранду дубора ба Мака бозгарданд ва тавофи Каъба кунанд. Ҳаҷи асғар дар муқобили ҳаҷи акбар аст,ки аъмоли ин бештар аст.**МАЪНӢ:**Шайх панҷоҳ ҳаҷи акбар гузаронида буд ва як умр ҳаҷи асғар (умра) ба анҷом мерасонд.

БАЙТИ 6 **САЛУТ:** Намозҳо. **САВМ**: Рӯза гирифтан. **СУННАТ**: Шева, роҳ, тариқа ва гуфтору рафтори ҳазрати Муҳаммад (с) ва асҳоби ӯ.**МАЪНӢ**: Шайх Санъон беш аз андоза рӯза мегирифт ва намоз мехонду ҳеҷ суннати пайғамбару ёрони ӯро аз хотир фаромӯш намекард ва баҷо меовард.

БАЙТИ 7. **МАЪНӢ**: Он пешвоёни тариқат, орифони ворасташу муршидони комил, ки назди ӯ меомаданд, дар камолоти маърифати ӯ дар ҳайрат меафтиданд ва худро дар назди ӯ оҷиз медиданд.

БАЙТИ 8.**МӮЙ ШИКОФТАН**: Борикбину дақиқсанҷ будан, жарфбин будан. **КАРОМОТ**: Бузургиҳо, ҷавонмардиҳо, корҳои фавқулода,

ки аз ҷониби авлиёҳо ва орифони бузург содир мешавад. **МАҚОМОТ**: Мақомҳо, маҳалли иқомат, дар истилоҳи аҳли ирфон марҳилаҳои сайру сулукро мақомот мегӯянд. **МАЪНӢ**: Шайх Санъон, он марди вораста ва ба Ҳақ расида мароҳили сулукро тай карда буд ва ҳар мушкилтарин масоили ирфониро ҳал мекард.

БАЙТИ 9. Ҳар беморе, ки ба ӯ рӯ меовард , аз дами исавии ӯ шифо меёфт.

БАЙТИ 10.**МУҚТАДО**: Роҳбар, пешво, касест, ки ба ӯ пайравӣ кунанд. **АЛАМ:** Байрақ, машҳур, ин ҷо ба маънии шӯҳратёфта. **МАЪНӢ**: Пешвои мардум дар шодиву ғам буд ва эшон дар ҳар кор бо ӯ маслиҳат мекарданд ва ба ӯ пайравӣ менамуданд.

БАЙТИ11.**ҚУДВА**: Пешво,муқтадо. **АСҲОБ**: Ёрон, ҳамроҳон. **МАЪНӢ:** Шайх Санъон, ки дар пешвои соликон буданаш шакке набуд, чанд шаб пай дар пай хоб дид ки:

БАЙТИ 12**. РУМ**: Яке аз кишварҳои Урупои шарқӣ, ки собиқан вусъати зиёде дошт ва баъд ба ду қисмат тақсим шуд: Руми шарқӣ ва Руми ғарбӣ. Акнун Итолиё ҷонишини кишвари Руми қадим аст.**БУТ**:Пайкаре, ки аз санг ё чӯб ё оҳан ба шакли инсон ё ҳайвон тарошанд ва онро парастиш кунанд, санам. **МАЪНӢ**: Аз ҳарами Мака ба Рум мақом кардааст ва он ҷо пайваста бутеро саҷда мекунад.

БАЙТИ 13.,14.**БЕДОРИ ҶАХОН**: Он, ки аз ҷаҳону буду шуди он огоҳ аст, соҳибназар, бедордил. **ЮСУФИ ТАВФИҚ ДАР ЧОҲ АФТОДАН**: Киноя аз пеш омадани кори душвори ғайриинтизор ва пайдо шудани монеаи сахт дар роҳи сулук аст. **УҚБА**: Роҳи душвор, амри сахт ва душвор. **МАЪНӢ**: Вақте Шайх - он марди бедордил ва бохабар аз кору бори ҷаҳон чунин хоб дид, ба худ гуфт, ки сад дареғ,ки аз тавфиқи илоҳӣ дур афтодам ва дар роҳи маърифати ман монеаи сахте эҷод шуд.

БАЙТИ 15.**МАЪНӢ:** Ман намедонам, оё аз ин ғам ҷон ба саломат хоҳам бурд ё не, тайёр ҳастам ҷон супорам, то ки имонамро ҳифз кунам.

БАЙТИ 16.**МАЪНӢ:** Ҳама соликинро дар роҳи тариқат чунин монеа пеш меояд.

БАЙТИ 17.**ПЕШГОҲ**: Мурод пешгоҳ, остони Худованд аст. **МАЪНӢ**: Агар солик ин монеаро гузашт, он вақт дар ин марҳала то пешгоҳи Худованд роҳи маърифат барои ӯ равшан хоҳад шуд.

БАЙТИ 18. **УҚУБАТ**: Азоб, ҷазо, озор. **МАЪНӢ**: Аммо агар дар ин марҳала ба монеаи сахт дучор шавад ва маҷозу пиндорҳо садди роҳи ӯ гарданд, он вақт роҳи расидани ӯ ба сарманзили мақсуд бисёр дароз ва сахту бо ранҷу азоб хоҳад шуд.

БАЙТИ 19. **ОХИРУЛАМР**: Оқибати кор, фарҷом, хулосаи кор**. КОР АФТОДАН**: Киноя аз гирифтор шудан ба дарде ва ё кори бузурге. **МАЪНӢ**: Шайх Санъон- он марди донишманд ба муридони худ гуфт, ки маро кори бузурге дар пеш афтодааст.

БАЙТИ 20. **МАЪНӢ**: Бояд ба кишвари Рум равам, то таъбири хобам маълум шавад.

БАЙТИ 21.**МАЪНӢ**: Чаҳорсад муриди мӯътабар дар ин сафар ба пири худ ҳамроҳӣ карданд.

БАЙТИ 22. **АҚСО**: Атроф, канораҳо, гӯшаву канорҳои дурдаст.**ТАВФ КАРДАН**:Атрофи чизе гаштан,гардидан.МАЪНӢ:Аз Каъба то дуртарин мавзеи кишвари Рум пиёда роҳ паймуданд ва тамоми атрофии Румро тавоф мекарданд.

БАЙТИ 23. **ҚАЗО**: Иттифоқ, тасодуф. **МАНЗАР**: Даричаи болохона, ғурфа, айвон. **МАЪНӢ**: Тасодуфан аз пеши як айвони баланде мегузаштанд, ки дар назди даричаи он духтаре нишаста буд.

БАЙТИ 24. **ТАРСО**: Тарсанда, бимдоранда, насронӣ, масеҳӣ. **РУҲУЛЛАҲ**: Лақаби ҳазрати Исо(а), пайғамбари масеҳиён. **МАЪНӢ**: Он духтари дар манзар нишаста насронӣ буд ва гӯё, ки аз рӯҳ офарида шуда буд ва дар ҷодаи шинохти масеҳият садҳо шинохт дошт.

БАЙТИ 25. **БУРҶ:** Ҳар як аз дувоздаҳ қисми доираи фалак, ки офтоб дар муддати як сол дар атрофии он мегардад. **МАЪНӢ:** Духтари тарсо дар осмони зебоӣ дар зеботарин бурҷ қарор дошт ва дар зебоӣ офтобро мемонд, аммо завол надошт.

БАЙТИ 26.**МАЪНӢ**: Хуршед аз чеҳраи нуронии ӯ ҳасад мебурд ва дар кӯи ӯ чун ошиқи зардрӯй мегашт.

БАЙТИ 27.**ЗУННОР:** Камарбанд, риштаи мутасил ба салиб, ки масеҳиён ба гардани худ овезанд, камарбанде, ки пайравони дини насронӣ дар машриқзамин маҷбур будан ба камар бананд, то бадин васила аз мусалмонон мумтоз гарданд. **МАЪНӢ**: Ҳар кӣ ӯро медид, бешак ошиқ мегардид ва ба хаёли зулфакони духтари тарсо зуннори ишқи ӯро ба камари худ мебаст ва ба мазҳаби вай медаромад.

БАЙТИ 28.**МАЪНӢ**: Ҳар ошиқе, ки ҷонбастаи лаби лаългуни он маъшуқи дилрабо мегашт, ҳанӯз по ба раҳи ишқи ӯ наниҳода, ҷони худро фидояш мекард.

БАЙТИ 29. **САБО**: Боде, ки аз тарафи шарқ мевазад, насим. Дар истилоҳи урафо сабо нафаҳоти рӯҳониест, ки аз ҷиҳати машриқи рӯҳоният ояд ва низ он чиро, ки боиси бархез бошад сабо гӯянд. **МАЪНӢ**: Вақте ки боди сабо бо зулфи атрафшони ӯ муаттар мешавад, ҳама ҷои шаҳри Рум аз бӯи мушкини зулфи ӯ анбаромез мегарданд.

БАЙТИ 30.**УШШОҚ:** Ошиқон. **ТОҚ БУДАН**: Назир надоштан, бемонанд будан. **МАЪНӢ**: Чашмони зебои духтари тарсо ошиқонро ба шӯр меафканд ва абрувонаш низ ба зебоӣ ҳамто надошт.

БАЙТИ 31.**БА ТОҚ АФКАНДАН**: Киноя аз куштан. **МАЪНӢ**: Вақте он дилбари танноз нигоҳе ба сӯи ошиқон меафканад, ғамзаи чашмонаш ҷони ошиқонро мерабуд.

**БАЙТИ 32.** ТОҚ БАСТАН: Тоқбандӣ кардан, зиннат додан. **МАЪНӢ:** Абрувони духтари тарсо бар абрӯи ҳилоли моҳ зебу зиннат мебахшид ва ошиқони фаровоне ба гӯшаи айвони ишқи ӯ нишаста буданд.

БАЙТИ 33. **МАРДУМ**: Мардумаки чашм, сиёҳии чашм. **МАРДУМӢ**: Меҳрубонӣ, лутфу карам. **МАЪНӢ**: Ҳангоме ки духтар бо меҳрубонӣ ва лутф ба ошиқони худ менигарист, ҷони садҳо ошиқонро ба дом меафканд.

БАЙТИ 34. **ЗУЛФИ ТОБДОР**: Зулфи печида, ҷингила. **ОБДОР: Х**ушоб, ботароват, тару тоза. **МАЪНӢ:** Ҷеҳраи он духтар дар зери зулфони тобдораш монанди пораи оташ дурахшон, ки мисли хуршед аз зери абри сиёҳ медурахшад, медурахшид.

БАЙТИ 35. **ЛАЪЛИ СЕРОБ**: Лаъли обдор, бо истиора лаби сурхи духтар. **НАРГИСИ МАСТ**: Истиора аз чашми зебои дилбар. **ДАШНА**: Навъе аз ханҷар, корди нӯгтез, истиора аз мижжа. **МАЪНӢ**: Лаъли лаби арғувонии духтари тарсо ҳазорон ошиқи ташна дошт ва дар чашмони зебояш барои дили ошиқонаш ҳазорон мижгони ханҷаросо қарор дода буд.

БАЙТИ 36**. МАЪНӢ**: Ҳар кӣ ошиқи духтари тарсо мешуд, дар дилаш ҳар як мижгони духтар чун дашна ворид мегардид.

БАЙТИ 37. **ГУФТ**: Сухан, ҳарф. **МАЪНӢ**: Чун сухан дар ниҳояти латофат ба даҳони тангаш роҳ намеёфт, бинобар ин ҳар касе дар тафсифи даҳони ӯ чизе гуфтааст, бехабар гуфтааст. Яъне даҳонаш дар ниҳояти тангӣ дар васф намеғунҷад.

БАЙТИ 38. **МАЪНӢ**: Даҳони ӯ аз ҷиҳати тангӣ ба андозаи чашми сӯзан аст ва мисли зулфи сиёҳи худ камарбанди сиёҳе бар камар баста буд.

БАЙТИ 39. **ЧОҲИ СИМИН**: Чоҳи нуқрагин, чоҳи занахдон, киноя аз чуқурии хурдаке аст, ки дар ғабғаби баъзе духтарон вуҷуд дорад ва ба ҳусн ҳусн меафзояд. **ИСО:** Асосгузори дини христанӣ, пайғамбаре, ки бо дами худ мурдаро зинда мекард. (Дар баъзе нусхаҳо ба ҷои «ҷон» «он» омадааст,ки мантиқан дуруст аст ва ОН-кайфиятест дар хубон ва зеборӯён, ки қобили баён нест, ҷозиба, чошнӣ. Ҳофиз гӯяд: Шоҳид он нест,ки мӯеву миёне дорад, Бандаи талъати он бош, ки оне дорад.) **МАЪНӢ**: Духтари тарсо дар ғабғабаш чоҳи нуқрагин ва дилрабое дошт ва ҳамчу ҳазрати Исо(а) дар суханаш ҷон дошт ва куштагон ишқи худро аз нав ҷон мебахшид.

БАЙТИ 40. **ЮСУФ:** Аз пайғамбарони бини Исроил, фарзанди Яқуб пайғамбар ва мадараш Роҳил ном дошт. Дар хурдсолӣ чун падараш ба ӯ меҳри зиёд дошт, бародаронаш ҳасад бурданд ва ӯро бо худ ба саҳро бурдандy ба ҷоҳ афканданд. Ҷамоате аз корвониён ӯро аз чоҳ баровардандy дар Миср фурӯхтанд. Юсуф пас аз муддате дучори машақати фаровон гардиду ба зиндон афтод ва охируламр ба мақоми фармонравоии кишвари Миср ноил омад. Юсуф дар адаби форсӣ-тоҷикӣ рамзи зебоӣ ва покию бегуноҳӣ аст. Дар истилоҳи ирфонӣ мурод аз Юсуфи қудсӣ рӯҳи шарифи инсоне аст, ки гирифтори банди зулматкадаи тан шудааст. **МАЪНӢ:** Сад ҳазорон

ошиқи дилхуну хастаи духтари тарсо монанди Юсуфи дар чоҳ афтода афтодаи чоҳи занахдони ӯ буданд.

БАЙТИ 41. **БУРҚАЪ:** Чашмбанд, пардаи рӯпӯши занона. **ШАЪР:** Мӯйҳо. **МАЪНӢ**: Духтари тарсо гавҳари хуршедосои зиннатӣ бар мӯи худ зада буд ва ҳиҷоби сиёҳе ба рӯи зебои худ кашида буд.

БАЙТИ 42**. МАЪНӢ**: Ҳангоме ки духтари тарсо ҳиҷоби сиёҳи мӯйро аз рӯи худ дур андохт, оташи ишқ тамоми вуҷуди Шайхро фаро гирифт.

БАЙТИ 43.**МАЪНӢ**: Вақте ки аз зери мӯйҳои зарринаш рӯи офтобосои худро ба Шайх намуд, ҳар як тори мӯи ӯ камарбанди масеҳӣ шуданд ба камари Шайх ва ӯро ба дини худ даровsecurityанд.

БАЙТИ 44. **НАЗАР ДАР ПЕШ КАРДАН**: Чашм гурезондан, чашм пӯшидан аз дидани чизе. **МАЪНӢ**: Ҳарчанд Шайх Санъон зуд чашмашро аз рӯи духтар гурезонд, вале он нигоҳи нахустин кофи буд, ки Шайх бо тамоми хастиаш ошик гардад.

БАЙТИ 45. **ДИЛ АЗ ДАСТ ШУДАН**: Дил додан, ошиқ шудан. **ДАР ПОЙ АФТОДАН:** Аз по афтодан, мадори роҳ га**штан** надоштан. **МАЪНӢ**: Шайх бо ҳамон нигохи нахустин ошиқи духтар гардид ва оташи ишқи духтар вуҷуди ӯро фаро гирифту аз пой дарафтондаш.

БАЙТИ 46. **МАЪНӢ:** Ҳар чизе, ки дар вуҷуди Шайх буд , нобуд шуд ва аз савдои ишқи тарсодухтар дилаш пурдуд гардид.

БАЙТИ 47. **МАЪНӢ**: Ишқи духтари тарсо ҷони Шайхро тороҷ кард ва ба паймонаи эътиқоду имони ӯ аз зулфи худ куфр рехт.

БАЙТИ 48. **ОФИЯТ**: Саломатӣ, осудаҳолӣ. **МАЪНӢ**: Шайх Санъон имони худро аз даст доду ба ҷои он дини насрониро интихоб кард, саломатию осудаҳолӣ ва порсоиро фурӯхту расвову бадном гардид.

БАЙТИ 49. **ЧИР, ЧЕР, ЧИРА, ЧЕРА**: Ғолиб, музаффар, пирӯз. **МАЪНӢ**: Ишқ ба тамоми вуҷуди Шайх ғолиб шуд, то он ҷо ки аз дилаш безору аз ҷонаш сер шуд.

БАЙТИ 50. **МАЪНӢ**: Шайх гуфт, ки чун дар роҳи ишк динамро барбод додам, дилам чи арзише дорад, зеро ишқи духтари тарсо кори мушкил аст.

БАЙТИ 51. **МАЪНӢ:** Муридон ва шогирдони Шайх чун аз ошик шудани шайхашон огоҳӣ ёфтанд, донистанд, ки кори мушкиле пешорӯяшон афтодааст.

БАЙТИ 52. **МАЪНӢ:** Ҳама муридон дар ишқи Шайх ба тарсодухтар ҳайрон шуданд ва дар ҳалли ин мушкил чорае наёфтанду саргардон шуданд.

БАЙТИ 53**. МАЪНӢ**: Муридон пири худро насиҳат карданд, то аз ин роҳ баргардад, аммо суде накард, зеро тақдири илоҳӣ чунин рафта буд ва хеҷ умеди раҳоӣ аз ин мушкилот набуд.

БАЙТИ 54. **МАЪНӢ**: Ҳар яке аз муридон Шайхро насиҳат карданд, суде накард, зеро дарди ӯро бо панду насиҳат дармон бахшидан ғайри имкон буд.

БАЙТИ 55. **ДАРДИ ДАРМОНСӮЗ**: Дарде, ки дармон надорад ва сӯзандаи дармон аст. **МАЪНӢ**: Ошиқи ошуфтаву ақлбохта панду

насиҳатро намепазирад, дарде, ки сӯзандаи дармон бошад, кай дармон ёбад.

БАЙТИ 56. Дар баъзе нусхаҳо ин байт вуҷуд надорад ва бархе онро илҳоқӣ донистаанд. **МАЪНӢ**: Монанди шаби тира, ки дар зери сиёҳии мӯи сиёҳи шаб пинҳон мешавад, Шайх дар зери зулмати гуноҳи куфр ниҳон гардид.

БАЙТИ 57.**МАЪНӢ**: Ӯ рӯзи дароз то шаб чашм аз манзари духтари тарсо намеканд ва аз ҳусну ҷамоли духтар ба ҳайрат афтода, даҳонаш боз монда буд.

БАЙТИ 58. **МАЪНӢ**: Ситорагон он шаб аз дили ин пири ғамзада фурӯзон шуда буданд.

БАЙТИ 59. **МАЪНӢ**: Он шаб оташи ишқи Шайх сад чандон шуд ва аз тоби он ақлу ҳуши худро бохт.

БАЙТИ 60. **МАЪНӢ**: Шайх ҳам аз худ ва ҳам аз ҷаҳон даст шуст ва аз ниҳояти дарди ишқ хок бар сар мерехту мотам гирифт.

БАЙТИ 61. **МАЪНӢ**: Шайх он шаб лаҳзае оромиш надошт ва аз зӯри дарди ишқ бетобӣ мекарду гиряву зорӣ менамуд.

БАЙТИ 61. **МАЪНӢ**: Шайх гуфт: -Эй Худо, ин шаби манро рӯз нест ва ё офтоб сӯзи худро аз даст додаст.

БАЙТИ 62. **МАЪНӢ**: Ман шабҳои зиёдеро дар ранҷи риёзаткашӣ ва бедорӣ гузаронидаам, аммо чунин шабро Худованд ба касе нишон надиҳад.

БАЙТИ 63. **МАЪНӢ:** Мисли шамъ, ки худро месӯзаду равшани медиҳад, месӯзаму дигар тоқатам намонд ва аз ин сӯзиш ҷигарам пора гашту дилам комилан хун гашт.

БАЙТИ 64. **МАЪНӢ**: Ҳоли ман монанди шамъ аст, ки шаби дароз месӯзад ва рӯз, ки шуд мекушанаш.

БАЙТИ 65. **МАЪНӢ:** Тамоми шабро дар хуни дил хӯрдан гузаронидам ва сар то поямро хуни дилам гирифтааст.

БАЙТИ 66. **ШАБЕХУН**: Шабона ба душман ногаҳон ҳамла овардан. **МАЪНӢ**: Дар ин шаб садҳо лашкари ғам ба ман ногаҳон ҳамла оварданд, намедонам, ки рӯз чи тавр мегузарад.

БАЙТИ 67. **МАЪНӢ:** Ҳар киро , ки шабаш чунин бошад, дигар як умр рӯзу шабаш ба ранҷу дард ва хуни ҷигар хӯрдан мегузарад.

БАЙТИ 67. **БА РӮЗИ ХЕШ БУДАН**: Беҳтарин фурсад доштан, комраво будан. **МАЪНӢ:** Ман рӯзу шаби бисёреро дар тоби оташи ишқ гузаронидаам ва онро аз Худо мехостам ва ин шаб ба муроди худ расидам.

БАЙТИ 68. **КОРИ МАН**: Мурод ғараз аз офариниши ман. **МАЪНӢ:** Дар рӯзи офариниши ман ҳамин шабро ба назар гирифта будаанд, яъне маро барои ҳамин шаб офаридаанд ва мурод аз офаридани ман ҳамин шаб будааст.

БАЙТИ 69. **ШАМЪИ ГАРДУН**: Киноя аз моҳ ва ҳамчунин метавонад киноя аз офтоб бошад. **МАЪНӢ**: Худоё, имшабро поёне нест ва рӯз нахоҳад шуд ва офтоб низ нуру сӯзи худро аз даст додаст.

БАЙТИ 70. **МАЛОМАТ**: Сарзаниш, накӯҳиш, мурод ранҷу дард. **МАЪНӢ**: Худоё, ин қадар дарду ранҷ ва зулмоте, ки дар ин шаб аст, магар қиёмат ҳамин шаб аст.

БАЙТИ 71. **МАЪНӢ**: Ё аз сӯзи оҳи ман шамъи гардун, офтобу маҳтоб хомӯш шуданд ва ё аз шарми зебоии дилбари ман пинҳон шуданд.

БАЙТИ 72. **МАЪНӢ**: Шаб монанди мӯи дилбари ман дарозу сиёҳ аст, агар ин тавр набудӣ ман сад роҳ ба кӯи ӯ доштам.

БАЙТИ 73. **МАЪНӢ**: Ман имшаб дар оташи савдои ишқ месӯзам ва дигар тоқати ҷӯшу хурӯши ишқро надорам.

БАЙТИ 74**. МАЪНӢ**: Умри дароз лозим аст, то дарди иштиёқи ин шабро баён кунам ва ё ба орзуҳои нофарҷоми худ нолаву зорӣ кунам.

БАЙТИ 75. **САБР :** Таҳаммул, шикебоӣ ва бурдборӣ, дар истилоҳи урафо тарки шикоят аз сахтию бало назди ғайри Худо аст. Собир касе аст, ки худро дар бало чунон қарин карда бошад,ки аз омадани бало бок надорад. **ПОЙ ДАР ДОМАН КАШИДАН**: Худро дур гирифтан, тарки алоқа кардан. **РАТЛ**: Воҳиди вазн, пиёла ва паймонаи шароб, дар адаби ирфонӣ киноя аз ҷоми муҳаббати илоҳӣ аст. **РАТЛ КАШИДАН**: Шароб нӯшидан. **МАЪНӢ**: Таҳаммулу шикебоӣ куҷост, то ман битавонам ором бошам, ё чу мардони роҳи ишқ паймонаи бузурги сармасткунандаи муҳаббат нӯшам.

БАЙТИ 76. **МАЪНӢ**: Бахту иқбол куҷост, то барои огоҳии ман қадам пеш ниҳад ва ё маро барои расидан ба висоли дилбарам ёрӣ кунад.

БАЙТИ 77. **АҚЛ**: Дар назди орифон чизе аст, ки ба-дон васила Худоро ибодат кунанд ва аслу ҳақиқати инсонро ақл гӯянд. **ИЛМ**: Дониш ва донистан. Кошонӣ гӯяд: Мурод аз илм нуре аст муқтабис аз машкути нубуввад дар дили бандаи мӯъмин, ки бад он роҳ ёбад ба Худой ё ба кори Худой ва ё ба ҳукми Худой. Илм се гуна аст: илми тавҳид, илми маърифат ва илми аҳкоми шариат. **МАЪНӢ**: Ақли ман куҷост, то илми худро ба кор бандам ва ё ба чорагарӣ ақли аз даст додаамро ба худ оварам.

БАЙТИ 78. **МАЪНӢ:** Даст надорам, то ин ки аз ниҳояти нолаву зорӣ хоки роҳро ба сари худ резам, ё ин ки аз зери хоку хуни дарду ранҷ сар берун кунам ва худро наҷот диҳам.

БАЙТИ 79. **МАЪНӢ:** Пои равон надорам, то дигарбора макони маъшуқро ҷустуҷӯ намоям, чашм надорам, то бори дигар рӯи дилбарро бубинам.

БАЙТИ 80. **МАЪНӢ:** Ёр куҷост, то як ғамамро тасалло диҳад, дӯст куҷост, то як лаҳза дастгирам бошад.

БАЙТИ 81. **СОЗ КАРДАН**: Тайёр кардан, муҳайё кардан, аз паяш шудан. **МАЪНӢ**: Қуввате дар рамақам намондааст, то нолаву зорӣ кунам, фаҳму идрокам куҷост, то ақлу ҳушамро боз оварам.

БАЙТИ 82. **МАЪНӢ:** Девона шудаму ақлро аз даст додам, тоқати сабрам намонд, ҳамдамамро низ аз даст додам. Худоё, ин чӣ ишқ асту ин чӣ дард аст ва ин чӣ моҷарост?

## ПАНД ДОДАНИ МУРИДОН ШАЙХРО

Ҷумла ёрон ба дилдории ӯ,
Ҷамъ гаштанд он шаб аз зории ӯ.
Ҳамнишине гуфташ:-Эй шайхи кибор,
Хезу ин васвосро ғусле барор.
Шайх гуфто:-Имшаб аз хуни ҷигар,
Кардаам сад бор ғусл,эй бехабар.
Он дигар гуфто, ки тасбеҳат куҷост?
Кай шавад кори ту бе тасбеҳ рост.
Гуфт:-Онро ман бияфкандам зи даст,
То тавонам  бар миён зуннор баст.
Они дигар гуфто, ки ай пири куҳун,
Гар хатое рафт бар ту, тавба кун.
Гуфт:-Кардам тавба аз номусу ҳол,
То раҳам аз шайхию аз қилу қол.
Он дигар гуфташ, ки эй донои роз,
Хезу худро ҷамъ гардон дар намоз.
Гуфт:-Ку меҳроби рӯи он нигор,
То набошад ҷуз намозам ҳеҷ кор.
Он дигар гуфташ, ки эй шайхи куҳун,
Хезу дар хилват Худоро сачда кун.
Гуфт:-Агар бутрӯи ман он ҷостӣ,
Сачда пеши рӯи ӯ зебостӣ.
Он дигар гуфто:-Пушаймонит нест,
Як нафас дарди мусулмонит нест.
Гуфт:-Кас набвад пушаймон беш аз ин,
То чаро ошиқ набудам пеш аз ин.
Он дигар гуфташ, ки деват роҳ зад,
Тири хазлон бар дилат ногоҳ зад.
Гуфт:-Деве, к-ӯ раҳи мо мезанад,
Гӯ бизан, алҳақ, ки зебо мезанад.
Он дигар гуфташ, ки ҳар-к огоҳ шуд.
Гӯяд ин раҳбар чаро гумроҳ шуд.
Гуфт:-Ман бас фориғам аз ному нанг,
Шишаи номус бишкастам ба санг.
Он дигар гуфташ, ки ёрони қадим
Аз ту ранҷуранду монда дил ду ним.
Гуфт:-Тарсобача чун хушдил бувад,
Дил зи ранҷи ину он ғофил бувад.
Он дигар гуфташ, ки бо ёрон бисоз,

То шавем имшаб ба сӯи Каъба боз.
Гуфт:-Агар Каъба набошад дайр ҳаст,
Ҳушёри Каъбаам дар дайр маст.
Он дигар гуфт:- Ин замон кун азми роҳ,
Дар ҳарам биншину узри хеш хоҳ.
Гуфт:-Сар бар остони он нигор,
Узр хоҳам хост, даст аз ман бидор.
Он дигар гуфташ, ки дузах дар раҳ аст,
Марди дӯзах нест ҳар кӣ огаҳ аст.
Гуфт:-Агар дӯзах шавад ҳамроҳи ман,
Ҳафт дӯзах сӯзад аз як оҳи ман.
Он дигар гуфташ:- Ба умеди биҳишт,
Боз гарду тавба кун з-ин кори зишт.
Гуфт:-Он ёри биҳиштирӯй ҳаст
В-ар биҳиште боядам ин кӯй ҳаст.
Он дигар гуфташ, ки аз Ҳақ шарм дор,
Ҳақ таоллоҳро ба ҳақ озарм дор.
Гуфт:-Ин оташ чу Ҳақ дар ман фиканд,
Ман ба худ натвонам аз гардан фиканд.
Он дигар гуфташ:-Бирав сокин бибош,
Боз имон овару мӯъмин бибош.
Гуфт:-Ҷуз куфр аз мани ҳайрон махоҳ,
Ҳар кӣ кофар шуд аз ӯ имон махоҳ.
Чун сухан дар вай наомад коргар,
Тан заданд охир бад-он тимор дар.
Мавҷзан шуд пардаи дилшон зи хун,
То чӣ ояд аз паси парда бурун.

БАЙТИ 83**. МАЪНӢ**: Ҳамаи муридон аз зораву нолаи пирашон ба сутӯҳ омаданд ва он шаб барои тасаллӣ ва дилдории ӯ ҷамъ омаданд.

БАЙТИ 84. **КИБОР**: Ҷамъи кабир, бузург. **ВАСВОС**: Фикру андеша ва хаёлоте, ки ба бадӣ мебарад, таҳрики шайтонӣ. **МАЪНӢ**: Яке аз шогирдон гуфт: -Эй Шайхи бузург, бархезу аз барои пок гаштан аз андешаҳои шайтонӣ ғусл кун.

БАЙТИ 85. **МАЪНӢ**: Шайх гуфт:- Эй бехабар аз асрори Ҳақ, ман ин шаб сад бор бо хуни ҷигар ғусл кардаам.

БАЙТИ 86. **ТАСБЕҲ**: Донаҳои ба ришта кашидашуда, ки барои зикри Ҳақ ба кор мебаранд, зикри Худо, субҳоноллоҳ, субҳонллоҳ гуфтан. **МАЪНӢ**: Муриди дигар гуфт: -Эй Шайх, олоти зикри худоят куҷост? Ибодату зикри ту бидуни тасбеҳ чӣ гуна дуруст шавад.

БАЙТИ 87. **МАЪНӢ: -**Эй солик, ман ба он сабаб тасбеҳро партофтам, ки то зуннор дар миён бандам.

БАЙТИ 88. **ТАВБА**: Пушаймонӣ аз гуноҳ, бозгашт аз гуноҳ. **МАЪНӢ**: Муриди дигар гуфт: -Эй Шайхи бузург, гуноҳи бузурге аз ту содир шуд, бар хезу тавба кун, то Худованд туро бубахшад.

БАЙТИ 89. **НОМУС:** Обрӯ, шараф, қадру иззат, дар адаби ирфонӣ номуси шаръи илоҳӣ аст. **ҲОЛ:** Муҳаббати илоҳӣ, ки бар дили солик ворид гардад. **ҚИЛУ ҚОЛ**: Гуфтугӯ, мубоҳиса, баҳси илмӣ. **МАЪНӢ**: Шайх гуфт: -Ман аз номусу шараф тавба кардам, то аз муридиву шайхӣ ва баҳсу кашмакаши шариъат раҳоӣ ёбам.

БАЙТИ 90. **МАЪНӢ :** Шогирди дигар гуфт: -Эй донандаи асрори ғайб, ҳоло бархезу ба ибодати Худо машғул шав.

БАЙТИ 91**. МЕҲРОБ**: Маҳале, ки имоми ҷамоат барои намоз ба он ҷо меистад ва нишондиҳандаи қибла низ ҳаст. Дар истилоҳи урафо ҳар матлуб ва мақсуде, ки дили мардум мутаваҷҷеҳ ба он бошад, онро меҳроб гӯянд. **МАЪНӢ:** Шайх гуфт: Абрӯи меҳробшакли он дилбар куҷост, то ман ба рӯи зебои ӯ намоз гузорам ва ба кори дигар напардозам.

БАЙТИ 92. **ХИЛВАТ:** Танҳоӣ, маконе, ки дур аз бегонагон бошад. Дар истилоҳи ирфонӣ хилват иборат аз маҷмӯае аст аз чанд гуна мухолифат бо нафс ва таҳаммули риёзат. **МАЪНӢ**: Муриди дигар гуфт: -Эй Шайхи куҳан, бархезу хилват гузин ва Худоро ибодат кун.

БАЙТИ 93. **МАЪНӢ**: Шайх гуфт: -Агар дилбари зебои ман пеши рӯям будӣ, саҷда бар рӯи дилрабои ӯ зебанда аст.

БАЙТИ 94. **МАЪНӢ**: Муриди дигар гуфт: -Эй пири бузургвор, аз ин ҳодиса, ки бар ту гузашт, пушаймон нестӣ ва як лаҳза ба фикри мусулмон будан нестӣ?

БАЙТИ 95. Шайх гуфт: -Касе пушаймонтар аз ман нест, ки чаро пештар ошиқ нашудам.

БАЙТИ 96. **ДЕВ**: Гумроҳкунанда, намудор ва аломати сифоти разила. **ХИЗЛОН**: Бечорагӣ, бебаҳрагӣ, мағлубият. **МАЪНӢ**: Дигаре гуфт: -Шайхо, магар туро дев аз роҳи рост гумроҳ кард ва тири бебаҳрагӣ бар дилат зад?.

БАЙТИ 97. **МАЪНӢ**: Деви гумроҳкунанда агар роҳ мезанаду моро ба сӯи ишқ ҳидоят мекунад, гӯ бизан, ки кори хубу зебанда анҷом медиҳад.

БАЙТИ 98. **МАЪНӢ**: Шогирди дигар гуфт: -Ҳар ки аз ин воқеа огоҳ шавад, мегӯяд чунин шайхи бузурги ислом аз дасти тарсодухтаре гумроҳ шуд.

БАЙТИ 99. **СОЛУС**: Риёкор, ҳиллагар. **МАЪНӢ**: Шайх гуфт:-Ман аз обрую мартаба ва шарафу номус осудаам ва дар ин бора намеандешам ва шишаи риёву тазвирро ба бо санги фано шикастаам ва аз байн бурдаам.

БАЙТИ 100. **МАЪНӢ**: Муриди дигар гуфт: -Эй муршиди комил, аз ин амали ту муридону дӯстони ту дилшикаста ва дар ранҷу азобанд.

БАЙТИ 101. **МАЪНӢ**: Шайх гуфт: -Агар тарсодухтар аз ман хушнуд бошад, барои ман кофист, парвои дарду ранҷи дигарон надорам.

БАЙТИ 102. **СОХТАН:** Созиш кардан, ҳамроҳӣ намудан. **МАЪНӢ**: Муриди дигар аз Шайх илтимос кард, ки биё, бо мо ҳамроҳ шав, то дигарбора ба сӯи Каъба равем.
БАЙТИ 103. **ДАЙР**: Маҳалли ибодатгоҳи роҳибони насронӣ, дар адаби ирфонӣ ба маъони мухталиф ба кор рафта, аз ҷумла хонаи инсон, ибодатгоҳ, хонаи пиру муршид ва гоҳо кинояи аз куфру маломаткада аст. **МАЪНӢ:** Шайх гуфт: -Агар аз Каъба дурам, дайр ҳаст, ман дар Каъба ҳушёр будаму аз ишқ бехабар, дар дайри масеҳиён аз шароби ишқ маст гардидам.
БАЙТИ 104. **МАЪНӢ**: Муриди дигар гуфташ, ки ҳоло бархез, сӯи Каъба равем ва ибодат кунему ту аз Худованд урз хоҳу тавба кун.
БАЙТИ 105. **МАЪНӢ**: Шайх гуфт:-Вақте ки сари хешро ба остони он маъшуқи зебо гузоштам, он вақт узр хоҳам хост, ҳоло маро ба ҳоли хеш бигзореду бираввед.
БАЙТИ 106.**МАЪНӢ**: Муриди дигар гуфташ, ки ин роҳе, ки шумо равонед ба дӯзах мебарад, касе, ки аз қаҳри Худованд огаҳ аст, дониста ба роҳи дӯзахиён намеравад.
БАЙТИ 107. **ҲАФТ ДӮЗАХ**: Мурод ҳафт табақаи дӯзах аст, ки ҳар як исми махсус дорад. **МАЪНӢ**: Шайх гуфт: -Агар дӯзах бо ман ҳамроҳ шавад, бо як оҳи худ ҳафт қабати дӯзахро хоҳам сӯхт.
БАЙТИ 108. **МАЪНӢ**: Муриди дигар гуфташ, ки эй пиру муроди мо, лоақал ба умеди ҷаннат бархезу аз ин кори зиштат тавба кун.
БАЙТИ 109. **МАЪНӢ**: Шайх гуфт: -Ман ин ҷо ёри биҳиштрӯй дорам, агар маро биҳишт лозим бошад, кӯи дилбарам ҳаст.
БАЙТИ 110. **ОЗАРМ:** Ҳаё, шарм. **МАЪНӢ**: Солики дигар гуфташ, ки эй пири мо, аз Худованд шарм дор. Ба ҳақи Худо ва ба хотири Ӯ шарму ҳаё кун.
БАЙТИ 111. **МАЪНӢ**: Шайх ҷавоб дод, ки ин оташи ишқ, ки дар ҷони ман аст, ба инояти худи Худованд аст ва ман озод нестам дар қабулу ради он.
БАЙТИ 112. **МАЪНӢ**: Муриди дигар пеш омаду гуфт: -Эй пири бузургвори мо, бирав биншину хомӯш бош ва бори дигар имон биёвару чун пешина худопараст бош.
БАЙТИ 113. **КУФР:** Дар адаби ирфонӣ зулмоти олами тафриқаро куфр гӯянд ва низ гуфтаанд, ки куфр пӯшидани ваҳдат дар касрат аст. **МАЪНӢ**: -Шайх ҷавоб дод: -Эй муриди насиҳатгари ман, акнун аз мани ошиқи саргашта ба ғайр аз куфр чизи дигар ҷӯён машав, касе, ки кофар бошад аз ӯ интизори эътиқоту боварӣ мабошед.
БАЙТИ114. **КОРГАР НАЁМАДАН**:Таъсир накардан, асар надоштан. **ТАН ЗАДАН**: Хомӯш шудан, худдорӣ кардан. **ТЕМОР:** Ғам, андӯҳ, ғусса**.** **МАЪНӢ**: Муридон диданд, ки панду андарзашон ба Шайх таъсир надорад, дигар ба ин ғусса тан доданду хомӯш шуданд.
БАЙТИ 115. **МАЪНӢ**: Муридон аз рафтори шайхашон дилхун шуданд, аммо мунтазир буданд. ки аз паси пардаи ин роз чӣ чиз берун хоҳад омад.

## ОГОҲ ШУДАНИ ДУХТАРИ ТАРСО АЗ ИШҚИ ШАЙХ

Турки рӯз охир чу бо зарин сипар,
Ҳиндуи шабро ба теғ афканд сар.
Рӯзи дигар, к-ин ҷаҳони пурғурур,
Ёфт аз сарчашмаи хуршед нур.
Шайх хилватсози кӯи ёр шуд,
Бо сагони кӯи ӯ дар кор шуд.
Муътакиф биншаст бар хоки раҳаш,
Ҳамчу мӯйе шуд зу рӯи чун маҳаш.
Қурби моҳе рӯзу шаб дар кӯи ӯ,
Сабр кард аз офтоби рӯи ӯ.
Оқибат бемор шуд бе дилситон,
Ҳеҷ бар нагрифт сар з-он остон.
Буд хоки кӯи он бут бистараш,
Буд болин остони он дараш.
Чун набуд аз кӯи ӯ бигзаштанаш,
Духтар огаҳ шуд зи ошиқ гаштанаш.
Хештанро аъҷамӣ сохт он нигор,
Гуфт:-Шайхо,аз чӣ гаштӣ беқарор.
Кай кунанд, эй аз шароби ширк маст,
Зоҳидон дар кӯи тарсоён нишаст.
Гар ба зулфам шайх иқрор оварад,
Ҳар дамаш девонагӣ бор оварад.
Шайх гуфташ:-Чун забунам дидаӣ,
Лоҷарам дуздида дил дуздидаӣ.
Ё дилам деҳ боз, ё бо ман бисоз,
Дар ниёзи ман нигар, чандин маноз.
Аз сари нозу такаббур даргузар,
Ошиқу пиру ғарибам, дарнигар.
Ишқи ман чун сарсарӣ нест,эй нигор,
Ё сарам аз тан бибур, ё сар дар ор.
Ҷон фишонам бар ту гар фармон диҳӣ,
Ҳам зи лаб бори дигар ҷонам диҳӣ.
Эй лабу зулфат зиёну суди ман,
Рӯю кӯят мақсаду беҳбуди ман.
Гаҳ зи тоби зулф дар тобам макун,
Гаҳ зи чашми маст дар хобам макун.
Дил пур оташ, дида пуртоб аз туям.
Бедилу бесабру бехоб аз туям.
Бе ту ман ҷону ҷаҳон бифрӯхтам,
Киса бин, к-аз ишқи ту бардӯхтам.
Ҳам чу борон ашк меборам зи чашм,
З-он ки бе ту чашм ин дорам зи чашм.
Дил зи дасти дида дар мотам бимонд,
Дида рӯят диду дил дар ғам бимонд.

Он чи ман аз дида дидам, кас надид
В-он чи ман аз дил кашидам, кӣ кашид?
Аз дилам ҷуз хуни дил ҳосил намонд,
Хуни дил то кай хӯрам чун дил намонд.
Беш аз ин бар ҷони ин мискин мазан,
Бар футӯҳи ман лагад чандин мазан.
Рӯзгори ман бишуд дар интизор,
Гар бувад васле биёбам рӯзгор.
Ҳар шабе бар ҷон каминсозӣ кунам,
Бар сари кӯи ту ҷонбозӣ кунам.
Рӯй бар хоки дарат ҷон медиҳам,
Ҷон ба нархи хок арзон медиҳам.
Чанд нолам бар дарат, дар боз кун,
Як дамам бо хештан дамсоз кун.
Офтобӣ,аз ту дурӣ чун кунам,
Сояам аз ту сабурӣ чун кунам.
Гар чи ҳамчун сояам аз изтироб,
Дар ҷаҳам аз равзанат чун офтоб.
Ҳафт гардунро дарорам зери пар,
Гар фуруд орӣ ба-дин саргашта сар.
Меравам бо хоки ҷони сӯхта,
З-оташи ҷонам ҷаҳоне сӯхта.
Пой аз ишқи ту дар гил мондаам,
Даст аз шавқи ту дар дил мондаам.
Мебарояд аз орзуят ҷону тан,
Чанд бошӣ беш аз ин пинҳон зи ман.
Духтараш гуфт :-Эй хараф дар рӯзгор,
Сози кофуру кафан кун, шарм дор.
Чун дамат сард аст, дамсозӣ макун,
Пир гаштӣ, қасди ҷонбозӣ макун.
Ин замон азми кафан кардан туро,
Беҳ бувад то азми ман кардан туро.
Чун ту дар пирӣ ба як ноне гарав,
Ишқ варзидан набиттвонӣ, бирав.
Кай тавонӣ подшоҳӣ ёфтан,
Чун ба серӣ нон нахоҳӣ ёфтан.
Шайх гуфташ:-Гар бигӯйӣ сад ҳазор,
Ман надорам ҷуз ғами ишқи ту кор.
Ошиқиро чи ҷавон чи пирмард,
Ишқ бар ҳар дил, ки зад таъсир кард.
Гуфт духтар: -Гар ту ҳастӣ марди кор,
Чор корат кард бояд ихтиёр.
Саҷда кун пеши буту Қуръон бисӯз,
Хамр нӯшу дида аз имон бидӯз.
Шайх гуфто:-Хамр кардам ихтиёр,
Бо сеи дигар надорам ҳеҷ кор.

Бар ҷамолат хамр ёрам хӯрд ман
В-он сеи дигар наёрам кард ман.
Гуфт духтар: -Гар дар ин корӣ ҷуст,
Даст бояд покат аз ислом шуст.
Ҳар кӣ ӯ ҳамранги ёри хеш нест,
Ишқи ӯ ҷуз рангу бӯе беш нест.
Шайх гуфташ: -Ҳар чи гӯйӣ он кунам
В-он чӣ фармоӣ ба ҷон фармон кунам.
Ҳалқа дар гӯши туям,эй симтан,
Ҳалқае аз зулф дар ҳалқам фикан.
Гуфт: -Бархезу биёву хамр нӯш,
Чун бинӯшӣ хамр,ойӣ дар хурӯш.

БАЙТИ 116. **ТУРК**: Мурод сафедӣ ва субҳ аст, шоир субҳро аз ҷиҳати сафедитю зебоӣ ба турк монанд кардааст. **ЗАРРИН СИПАР**: Киноя аз офтоб аст. **ҲИНДУИ ШАБ**: Киноя аз сиёҳӣ аст, шоир шабро аз ҷиҳати сиёҳӣ ба шаб монанд кардааст. **МАЪНӢ**: Охируламр офтоб бо сипари тиллоӣ ва нурҳои теғмонанди худ зулмати шабро сар аз тан ҷудо кард, яъне офтоб баромаду рӯз фаро расид.
БАЙТИ 117. **МАЪНӢ**: Рӯзи дигар, ки ин ҷаҳони пурфитнаву шар бори дигар аз нурҳои хуршед мунаввар гардид.
БАЙТИ 118. **ХИЛВАТСОЗ ШУДАН**:Иқомат интихоб кардан, хилват гузидан. **ДАР КОР ШУДАН**:Машғул шудан. **МАЪНӢ**: Шайх Санъон муқими кӯи духтари тарсо шуд ва бо сагони манзили ӯ ҳамдаму ҳамроҳ гардид.
БАЙТИ 119. **МӮЪТАКИФ**: Гӯшанишин, танҳонишин, хилватнишин, касе, ки дар ибодатгоҳ ба ибодат машғул мешавад. **МАЪНӢ**: Шайх дар хоктӯдаи гузари духтари тарсо гӯшанишин гардид ва аз ишқе, ки ба рӯи зебои духтар дошт, аз ғаму фироқ чун мӯи ӯ харобу нотавон гардид.
БАЙТИ 120. **МАЪНӢ**: Барои дидани рӯи духтари тарсо Шайх анқариб як моҳ дар роҳгузари ӯ интизорӣ кашид.
БАЙТИ 121. **МАЪНӢ**: Шайх аз сабаби дер интизор шуданаш духтари тарсоро бемор шуд, аммо аз сари роҳи ӯ дур нашуд.
БАЙТИ 122. **МАЪНӢ**: Шайх хоки роҳи духтари тарсоро бистар карду остони ӯро болин.
БАЙТИ 123. **МАЪНӢ** Чун имкони рӯй гардонидан аз остони кӯи ёр набуд, баъд аз як моҳ духтари тарсо аз ишқи Шайх огоҳ гардид.
БАЙТИ 124. **ХУДРО АЪҶАМӢ КАРДАН**: Таҷоҳули ориф, худро ба нодонӣ задан.МАЪНӢ: Духтар худро ба нодонӣ ва бехабарӣ зада, аз Шайх пурсид: -Эй шайх, чаро ин қадар бесабру беқарор гаштӣ?
БАЙТИ 125. **ШИРК**: Куфр. **МАЪНӢ: -**Эй касе, ки аз шароби куфр маст гаштаӣ, чигуна зоҳидон раво медоранд, ки дар манзили тарсоён маскан гиранд?

БАЙТИ 126. Агар ту воқеан ошиқи ман шудаӣ, ҳар лаҳза девонаву шайдо хоҳӣ шуд.
БАЙТИ 127. **ЗАБУН**: Нотавон, гирифтор. **ДИЛ ДУЗДИДАН**: Дил бурдан, ошиқи худ кардан. **МАЪНӢ**: Шайх гуфт: -Чун маро ошиқи худ дидаӣ, оқибат бо дилфиребӣ диламро бурдаӣ.
БАЙТИ 128. **МАЪНӢ**: -Ё диламро боз деҳ, ё бо ман созиш кун, ба ҳоли ниёзмандии ман нигоҳ куну чандин нозу карашма мафурӯш.
БАЙТИ 129. **МАЪНӢ:** Аз ин ҳама нозу карашма ва тафохуру такаббур даст каш. Ман ошиқу пиру ғарибам, ба ҳоли ман нигар.
БАЙТИ 130. **САРСАРӢ**: Аз рӯи ҳавову ҳавас , беҳуда, рӯякӣ. **САР ДАР ОВАРДАН**: Майл кардан, лутфу марҳамат кардан. **МАЪНӢ: -**Эй дилбари зебо, ишқи ман аз рӯи ҳавову ҳавас нест, ё сари маро аз тан ҷудо кун ва ё бо ман аз дари лутфу марҳамат дарой.
БАЙТИ 131. **ҶОН ФИШОНДАН**:Ҷони худро қурбони касе кардан, барои касе ҷон додан**. МАЪНӢ**: Агар фармон диҳӣ, ҷони худро қурбони ту мекунам ва агар ҳоҳӣ бо як бӯсаи ту ман аз нав зинда мегардам.
БАЙТИ 132. **МАЪНӢ**: -Эй дилбари ман, лабу зулфи ту ҳаёту мамоти ман аст ва рӯи зебои ту қиблаву мақсуди ман аст.
БАЙТИ 133. **ТОБИ ЗУЛФ**: Печиши зулф,печу хами зулф. **ДАР ТОБ КАРДАН**: Ранҷу азоб додан. **МАЪНӢ**: Гоҳ зулфи худро ба ман менамоию маро дар ранҷу азоб меафканӣ ва гоҳе бо як карашмаи чашми мастат масту бехуд мекунӣ.
БАЙТИ 134. **МАЪНӢ:** Дилам дар ишқи ту чун оташ месӯзаду чашмонам доимо пуроб аст ва аз барои ту дил аз даст додаааму қарору хобро гум кардам.
БАЙТИ 135. **ҶОНУ ҶАҲОН ФУРӮХТАН**: Аз ҳама чиз даст кашидан. **КИСА БАРДӮХТАН**: Умед доштан, тамаъ кардан. **МАЪНӢ**: Ман дар ишқи ту ҷону ҷаҳонро фурӯхтам ва танҳо умед бар ишқи ту дорам.
БАЙТИ 136. **ЧАШМ ДОШТАН** Умедвар ва интизори чизе будан. **МАЪНӢ**: Ҳамчу борон аз дидагонам ашк меборад ва бе дидани ҷамоли ту чашми ман танҳо барои ашк рехтан асту бас.
БАЙТИ 137. **МАЪНӢ**:Дилам аз дасти чашмонам дар мотам нишастаат,зеро дидаам ҷамоли туро диду диламро дар ғам ниҳод.
БАЙТИ 138.МАЪНӢ: Он сели хунобе, ки аз дидаи ман рехт, ҳеҷ кас аз чашмони худ надидааст ва он ранҷу азобе, ки ман аз дили худ кашидаам, касе накашидааст.
БАЙТИ 139. **ХУНИ ДИЛ ХӮРДАН**: Азобу азият кашидан, ғусса хӯрдан. **МАЪНӢ**: Аз дилам чун лахти хун дигар чизе намонд, то ба кай аз ишқи ту ғусса хӯраму хуни дил нӯшам, ки худи дилам боқӣ намонд.
БАЙТИ 140**. ФУТӮҲ** Кушоишҳо, фатҳҳо. **БАР ФУТӮҲИ КАСЕ ЛАГАД ЗАДАН**:Кушоиши кори касеро монеъ шудан ва ё аз байн бурдан. **МАЪНӢ**:Дигар бар ҷони мани бечора ҷабр макун ва ба кушоиши кори ман монеъ машав.
БАЙТИ 141. **МАЪНӢ**: Эй дилбари ман, умри ман дар интизори дидори ту гузашт, агар ба васли ту комёб гардам, умри дубора меёбам.

БАЙТИ 142. **КАМИНСОЗӢ**: Камин гирифтан, яъне пинҳон шудан ба қасди душман ё шикор ва ё чизи дигар. **МАЪНӢ:** Ҳар шаб қасди ҷони худ мекунам ва тайёр ҳастам дар сари кӯи ту ҷонфишонӣ кунам.
БАЙТИ 143. **НАРХИ ХОК**: Камарзиш, муфт, ройгон**. МАЪНӢ**: Рӯй бар хоки остонад дорам ва ба интизори дидори ту ҷон медиҳам, ҷони қимати худро ба нархи хок арзон медиҳам.
БАЙТИ 144. **МАЪНӢ**: Эй маъшуқи бевафо, то кай дар дарат нолаву зорӣ кунам, дароо кушо ва маро лаҳзае бо худ ҳамнишин соз.
БАЙТИ 145. **МАЪНӢ**: Ту офтоби ҳаётбахши ман астӣ, дур аз ту мемирам, сояи туям, бе ту сабру тоқат надорам.
БАЙТИ 146. **МАЪНӢ**: Агарчӣ аз нотавонӣ ва бечорагӣ монанди соям, аммо аз шиддати беқарорӣ аз равзани ишқи ту чун нури хуршед медурахшам.
БАЙТИ 147. **ҲАФТ ГАРДУН**: Ҳафт табақаи осмон, ки ҳар кадоми он мадори яке аз ҳафт сайёра будааст. **САР ФУРУД ОВАРДАН**: Итоат кардан, тобеъ шудан, созиш кардан. **МАЪНӢ**: Эй дилбари зебо, агар ба мани ошиқи саргашта таслим шавӣ, бо боли ишқи ту ба осмонҳо парвоз мекунам ва ҳафт осмонро зери пари худ меоварам.
БАЙТИ 148. **МАЪНӢ**: Ҳоло бо ҷони сӯхта зери хок меравам ва аз шӯълаи ишқи ҷигарсӯзам ҷоҳонеро ба оташ меафканам.
БАЙТИ 149. **ПОЙ ДАР ГИЛ МОНДАН**: Гирифтор шудан, **ДАСТ БАР ДИЛ МОНДАН** Беқарор гаштан. **МАЪНӢ**: Эй дилбари зебо, пойбанди ишқи туям ва аз иштиёқи дидори ту даст дар дил гузошта, беқарорӣ дорам.
БАЙТИ 150. **МАЪНӢ**: Аз орзуи дидани ту ҷон аз танам мебарояд, то чанд худро аз ман пинҳон медорӣ.
БАЙТИ 151. **ХАРАФ**: Касе,ки ақлаш аз пирӣ суст шудааст, пири фартут. **КОФУР:** Моддаи сафеди хушбӯи беранг, ки аз дарахти кофур тайёр мекунанд ва мурдаро бо маҳлули он ғусл мекунанд. **МАЪНӢ:** Духтари тарсо дар ҷавоб гуфт: -Эй пири фартути ақлбохта, шарм дор аз ин суханҳо, туро вақти онаст, ки аз кафану кофур фикр кунӣ ва дар андешаи он дунё бошӣ.
БАЙТИ 152. **ДАМСОЗӢ**: Ҳамдамӣ, мунисӣ. **ДИЛБОЗӢ**: Ошиқӣ. **МАЪНӢ**: Чун дамат сард гаштаасту умрат ба поён расидааст, фикри ҳамдамию ошиқиро бо ҷавонон аз сарат дур андоз.
БАЙТИ 153. **МАЪНӢ**: Дар ин сину сол беҳтар аст орзуи кафан кунӣ, нисбат ба он ки бо ман ишқ варзӣ.
БАЙТИ 154. **МАЪНӢ**:Чун ту пирию мӯҳтоҷи як бурда нонӣ,бирав,ки бо ман ишқ варзидан наметавонӣ.
БАЙТИ 155.МАЪНӢ: Ишқварзӣ бо ман мақоми подшоҳӣ ёфтан аст, ту ки шиками худро аз нон сер кардан наметавонӣ, чигуна ба подшоҳӣ мерасӣ?
БАЙТИ 156. **МАЪНӢ**: Шайх гуфт: -Эй духтари зебо, сад ҳазор ин гуна сухан бигӯӣ ҳам, бар ман асар надорад, зеро ба ғайр аз ишқи ту ман кори дигаре надорам.

БАЙТИ 157. **МАЪНӢ**: Ишқ парвои синну сол надорад, тири ишқ бар ҳар диле, ки мезанад, таъсир мекунад.

БАЙТИ 158. **МАРДИ КОР БУДАН**: Аз ӯҳдаи коре баромадан, шоиставу лоиқи коре будан. **МАЪНӢ**: Духтар гуфт: -Агар ту лоиқи ишқварзӣ бо ман ҳастӣ, бояд чаҳор корро ба ӯҳда бигирӣ.

БАЙТИ 159. **МАЪНӢ:** Аввал, бутро саҷда мекунӣ, сонӣ Қуръонро месӯзӣ, саввум, шароб менӯшӣ ва чаҳорум аз имону эътиқодат ба Оллоҳ даст мешӯӣ.

БАЙТИ 160. Шайх гуфташ, ки ман шаробро интихоб кардам, ба сеи дигар кор надорам.

БАЙТИ 161**. МАЪНӢ** Бар ҷамоли дилрабои ту шароб мехӯрам, аммо ёрои иҷрои се кори дигарро надорам.

БАЙТИ 162. **МАЪНӢ**: Духтар гуфт: -Агар ту дар ишқбозӣ бо ман ҷусту чолок ва устувор ҳастӣ,бояд аз ислом ба куллӣ даст бишӯӣ.

БАЙТИ 163**. МАЪНӢ**: Ҳар ошиқе, ки дар ҳама ҳолат монанди маъшуқи худ набошад, ишқи ӯ ишқ нест, ҳавову ҳавас асту бас.

БАЙТИ 164.**МАЪНӢ:** Шайх гуфт: -Ҳар чӣ гуӣ ба ҷон қабул дорам ва ҳар чӣ фармоӣ ба ҷону дил иҷро мекунам.

БАЙТИ 165. **ҲАЛҚАДАРГӮШ БУДАН**: Киноя аз мутеъу ғулом ва навкари касе будан. **МАЪНӢ**: Эй маҳбубаи симандом, ман ғуломи ҳалқабаргӯши туям, банде аз зулфони пуршикани худ дар гарданам андоз ва маро бандаи ишқи худ гардон.

БАЙТИ 166. **ДАР ХУРӮШ ОМАДАН**: Ба садо даромадан, фарёд кашидан. МАЪНӢ: Духтар гуфт: -Бархезу биёву шароб нӯш, чун шароб нӯшидӣ, ба фарёд хоҳӣ омад.

## ХАМР ХӮРДАНУ ЗУННОР БАСТАН ВА ХУКБОНӢ ИХТИЁР КАРДАНИ ШАЙХ ДАР ИШҚИ ДУХТАРИ ТАРСО

Шайхро бурданд то дайри муғон,
Омаданд он ҷо муридон дар фиғон.
Шайх алҳақ маҷлиси бас тоза дид,
Мизбонро ҳусни беандоза дид.
Оташи ишқ оби кори ӯ бибурд,
Зулфи тарсо рӯзгори ӯ бибурд.
Заррае ақлаш намонду ҳуш ҳам,
Даркашид он ҷойгаҳ хомӯш дам.
Ҷоми май бистуд зи дасти ёри хеш,
Нӯш карду дил бурид аз кори хеш.
Чун ба як ҷомаш шаробу ишқи ёр,
Ишқи он моҳаш яке шуд сад ҳазор.
Чун ҳарифи оби дандон дид шайх,
Лаъли ӯ дар ҳуққа хандон дид шайх,
Оташе аз шавқ дар ҷонаш фитод,
Сели хунин сӯи мижгонаш фитод.
Ҷоми дигар хост Шайху нӯш кард,

Ҳалқае аз зулфи ӯ дар гӯш кард.
Ҳар чи медонист аз ёдаш бирафт,
Бода омад, ақл чун бодаш бирафт.
Хамр ҳар маънӣ,ки будаш аз нахуст,
Пок аз лавҳи замири ӯ бишуст.
Қурби сад тасниф дар дин ёд дошт,
Ҳифзи Қуръон аз басе устод дошт.
Чун май аз соғар ба нофи ӯ расид,
Даъвии ӯ рафту лофи ӯ расид.
Ишқи он дилбар бимондаш саъбнок,
Ҳар чи дигар буд яксар рафт пок.
Шайх чун шуд масту ишқаш зӯр кард,
Ҳамчу дарё ҷони ӯ пуршӯр кард.
Он санамро дид май дар дасту маст,
Шайх шуд якборагӣ он ҷо зи даст.
Бар наёмад бо худу расво шуд ӯ,
Менатарсид аз касу тарсо шуд ӯ.
Дил бидод  аз дасту аз май хӯрданаш,
Хост то дасте кунад дар гарданаш.
Духтараш гуфт: -Эй ту марди кор не,
Мудаъӣ дар ишқ, маънидор не.
Офият бо ишқ набвад созгор,
Ошиқиро куфр бояд созгор.
Гар қадам дар ишқ маҳкам дорие,
Мазҳаби ин зулфи пурхам дорие.
Ҳамчу зулфам неҳ қадам дар кофирӣ,
З-он ки набвад ишқ кори сарсарӣ.
Иқтидо гар ту ба зулфи ман кунӣ,
Бо ман ин дам даст дар гардан кунӣ.
Гар нахоҳӣ кардан ин ҷо иқтидо,
Хезу рав, инак асо, инак ридо.
Шайхи ошиқгашта корафтода буд,
Дил зи ғафлат бар қазо бинҳода буд.
Он замон к-анадр сараш мастӣ набуд,
Як нафас ӯро сари ҳастӣ набуд.
Ин замон, ки ошиқи зор асту маст,
Ҳам зи по уфтода, ҳам рафта зи даст.
Буд май бас кӯҳна дар вай кор кард,
Шайхро саргашта чун паргор кард.
Пирро май кӯҳнаву ишқи ҷавон,
Дилбараш ҳозир, сабурӣ чун тавон.
Пир шуд аз ишқу май шайдову маст,
Масту ошиқ чун бувад рафта зи даст.
Гуфт: -Бетоқат шудам,ай моҳрӯй,
Аз мани бедил чӣ мехоҳӣ, бигӯй!
Гар ба ҳушёрӣ нагаштам бутпараст,

Пеши бут мусҳаф бисӯзам масти маст.
Духтараш гуфт: -Ин замон марди манӣ,
Хоб хуш бодат, ки дархурди манӣ.
Пеш аз ин дар ишқ будӣ хоми хом,
Хуш бизӣ, чун пухта гаштӣ, васссалом.
Чун хабар наздики тарсоён расид,
К-ончунон шайхе раҳи эшон гузид.
Шайхро бурданд сӯи дайр маст,
Баъд аз ин гуфтанд, то зуннор баст.
Шайх чун дар ҳалқаи зуннор шуд,
Хирқаро оташ заду дар кор шуд.
Дил зи дини хештан озод кард,
Не зи Каъба, не зи шайхӣ ёд кард.
Баъди чандин соли имони дуруст,
Инчунин навбовае рӯяш бишуст.
Гуфт : -Хизлон қасди ин дарвеш кард,
Ишқи тарсозода кори хеш кард.
Ҳар чи гӯяд баъд аз ин, фармон кунам,
З-ин бадтар чӣ бувад, ки кардам, он кунам.
Рӯзи ҳушёрӣ набудам бутпараст,
Бут парастидам, чу гаштам масти маст.
Бас касо, к-аз хамр тарки дин кунад,
Бе шаке умулхабоис ин кунад.
Шайх гуфт: -Эй духтари дилбар чӣ монд,
Ҳар чӣ гуфтӣ, карда шуд,дигар чӣ монд?
Хамр хӯрдам, бут парастидам зи ишқ,
Кас надидаст, он чи ман дидам зи ишқ.
Кас чу ман аз ошиқӣ шайдо шавад
В-он чунон шайхе чинин расво шавад.
Қурби панҷоҳ сол роҳам буд боз,
Мавҷ мезад дар дилам дарёи роз.
Зарраи ишқ аз камин барҷасту ҷуст,
Бурд моро бар сари лавҳи нахуст.
Ишқ аз ин бисёр кардасту кунад,
Хирқаро зуннор кардасту кунад.
Пухтаи акл аст абҷадхони ишқ,
Саршиноси ғайб саргардони ишқ.
Ин ҳама худ рафт, баргӯ андаке,
То ту кай хоҳӣ шудан бар ман яке.
Чун бинои ишқи ман бар асл буд,
Ҳар чи кардам, бар умеди васл буд.
Васл хоҳаму ошноӣ ёфтан,
Чанд хоҳам дар ҷудоӣ тофтан.
Боз духтар гуфт,к-эй пири асир,
Ман гаронкобинаму ту бас фақир.
Симу зар бояд маро, эй бехабар,

Кай шавад бе симу зар корат басар.
Чун надорӣ зар, сари худ гиру рав,
Нафқае бистон зи ман,эй пиру рав.
Ҳамчу хуршеди сабукрав, фард бош,
Сабр кун мардонавору мард бош.
Шайх гуфт: -Эй сарвқадди симбар,
Аҳд некӯ мебарӣ, алҳақ ба сар.
Кас надорам ҷуз ту,эй зебо нигор,
Даст аз ин шева сухан охир бидор.
Ҳар даме навъе дигар андозиям,
Дар сарандозӣ ба сар андозиям.
Хуни дил бе ту бихӯрдам, ҳар чӣ буд,
Дар сари кори ту кардам, ҳар чӣ буд.
Дар раҳи ишқи ту ҳар ч-ам буд, шуд,
Куфру ислому зиёну суд, шуд.
Чанд дорӣ беқарорам з-интизор?
Ту надорӣ инчунин бо ман қарор.
Ҷумла ёрон зи ман баргаштаанд,
Душмани ҷони мани саргаштаанд.
Ту чунин,эшон чунон, ман чун кунам,
Чун на дил монду на ҷон, ман чун кунам.
Дӯстат медорам,эй исисиришт,
Бо ту дар дӯзах,ки бе ту дар биҳишт.
Оқибат чун Шайх омад марди ӯ,
Сӯхт дил он моҳро бар дарди ӯ.
Гуфт: -Кобини маро,эй мустаҳом,
Хукбонӣ боядат соле тамом.
Чунки соле бигзарад бо ту ба ҳам,
Умр бигзорем дар шодиву ғам.
Шайх аз фармони ҷонон сар натофт,
К-он ки сар тобад зи ҷонон, бар наёфт.
Рафт шайхи Каъбаву пири кибор,
Хукбонӣ кард соле ихтиёр.
Дар ниҳод ҳар касе сад хук ҳаст,
Хук бояд кушт, ё зуннор баст.
Ту чунон зан мебарӣ,эй ҳеҷ кас,
К-ин хатар он пирро афтоду бас.
Дар даруни ҳар касе ҳаст ин хатар,
Сар бурун орад, чу ояд дар сафар.
Ту зи хуки хеш агар огаҳ найӣ,
Сахт маъзурӣ, ки марди раҳ найӣ.
Гар қадам дар раҳ ниҳӣ ,эй марди кор,
Ҳам буту ҳам хук бинӣ сад ҳазор.
Хук куш, бут сӯз дар саҳрои ишқ
В-арна ҳамчу Шайх шав расвои ишқ.

БАЙТИ 167. ДАЙРИ МУҒОН: Ибодатгоҳи зардуштиён, мурод майхона аст. Дайр маъбади масеҳиён аст, маҳалле, ки роҳибон дар он ҷо ба ибодату риёзат ва гӯшанишинӣ пардозанд ва дар истилоҳи орифон киноя аз маҷлиси урафо ва авлиё аст. **МАЪНӢ**: Шайх Санъонро ба майхона бурданд ва муридони Шайх чун ин ҳолро диданд, ба фарёду фиғон омаданд.

БАЙТИ 168. **АЛҲАҚ**: Бе шубҳа, ба ростӣ, бидуну шаку шубҳа. **МАЪНӢ**: Шайх дар майхона маҷлиси тозаву оростаеро мушоҳида кард ва ҳусни мизбон, яъне духтари тарсоро беандоза ва аз ҳад афзун ёфт.

БАЙТИ 169. **ОБИ КОР:** Равнақу ривоҷи кор, обрӯ. **РӮЗГОР БУРДАН:** Умрро зоеъ кардан**. МАЪНӢ:** Оташи ишқи духтари тарсо равнақи кори порсоӣ ва обрӯи шайхиву муродии ӯро барбод дод ва ишки зулфи тарсодухтар умри ӯро зоеъ кард.

БАЙТИ 170. **ДАМ ДАРКАШИДАН**: Хомӯш мондан, сукут кардан. МАЪНӢ: Шайх ақлу ҳушашро аз даст дод ва дар гӯшае нишасту хомушӣ ихтиёр кард.

БАЙТИ 171. **ДИЛ БУРИДАН**: Дил кандан, тарки чизе кардан. **МАЪНӢ**: Шайх аз дасти духтар ҷоми шаробро гирифту нӯшид ва аз кору амали пешинаи худ, яъне шайхию муродӣ билкул даст кашид.

БАЙТИ 172. **МАЪНӢ**: Ҳангоме ки шароби мастибахшу ишқи шаробмонанди ёр як ҷо шуданд, ишқи Шайх бар духтари тарсо ҳазор бор зиёдтар гардид.

БАЙТИ 173 ва 174. **ҲАРИФ**: Ҳамнишин, ҳамсӯҳбат. **ОБИ ДАНДОН**: Ин ҷо ба маънии шоиста ва мувофиқ ба кор рафтааст. **ЛАЪЛ**: Киноя аз лаби маъшуқ. **ҲУҚҚА:** Киноя аз даҳони маъшуқ аст. **МАЪНӢ:** Вақте Шайх духтарро ёри мувофиқ ёфт ва ӯро хандон дид, оташе аз шавқу иштиёқ дар ҷонаш асар кард ва ашки хунин аз чашмаш равон гардид.

БАЙТИ 175. **МАЪНӢ**: Шайх ҷоми дигар талабиду нӯшид ва ғуломи ҳалбаргӯши духтари тарсо гардид.

БАЙТИ 176. **ТАСНИФ**: Таълиф, китобу рисола. **МАЪНӢ**: Беш аз сад китобу рисола дар мавриди масоили динӣ аз худ карда буд ва дар ҳифзи Қуръон аз чандин устод баҳра бардошта буд.

Байти 177. **ДАЪВӢ**: Даъво, иддао. **ЛОФ**: Гуфтори беҳуда, худситоӣ. **МАЪНӢ**: Вақте шароб ба ӯ таъсир кард, даъвии зоҳидона ва порсоии ӯ аз байн рафту ба гуфтори беҳуда ва худситоӣ гузашт.

БАЙТИ 178. **МАЪНӢ**: Шайх ҳама донишу фаҳмише, ки дошт, аз даст дод, оре, шароб вақте кора мекунад, ақлро аз байн мебарад.

БАЙТИ 179. **ЗАМИР**: Дил, хотир. **МАЪНӢ:** Шароб ҳар донишу хирад ва маъоние, ки дар хотир Шайх буд, ҳамаро аз байн бурд.

БАЙТИ 180. **САЪБНОК:** Мудҳиш, душвор, сахт. **МАЪНӢ:** Ишқи духтари тарсо сахт бар ӯ асар кард ва боқӣ ҳамаро аз замири ӯ пок кард.

БАЙТИ 181. **ЗӮР КАРДАН**: Забардаст шудан, ғолиб омадан. **МАЪНӢ:** Шайх вақте маст шуд, ишқ бар ӯ ғолиб омад ва мисли дарё ҷони ӯро ба туғёну талотум даровард.

БАЙТИ 182. **САНАМ**: Бут, назди сӯфиён он чӣ бандаро аз Худо боз дорад, зеро он чӣ ту дар банди онӣ, бандаи онӣ. Баъзе гӯянд, ки санам иборат аз ҳақоиқи руҳӣ дар зуҳури таҷаллӣ сурати сифоте аст, гурӯҳи дигар гӯянд санам иборат аз мазҳарияти ҳастии мутлақ, яъне Ҳақ аст. **АЗ ДАСТ ШУДАН**: Бехуд шудан, худро аз даст додан. **МАЪНӢ**: Шайх чун духтарро дид, ки мастона ҷоми шароб дар даст дорад, якбора бехуд шуд ва аз по дарафтод.

БАЙТИ 183. **МАЪНӢ**: Шайх волаву шайдо гашт ва бо асари мастӣ хост даст дар гардани духтар андозад.

БАЙТИ 184. **МУДДАӢ**: Даъвокунанда. **ДАЪВИДОР:** Яъне он касе, ки ба даъвои худ пойдор аст. **МАЪНӢ**: Духтари тарсо гуфт: -Эй ту, ки шоистаи ишқбозӣ нестӣ, даъвои ошиқӣ мекунӣ, аммо дар даъвои худ устувор нестӣ.

БАЙТИ 185. **ОФИЯТ**: Тандурустӣ, саломатӣ. **СОЗГОР**: Созишкунанда, мувофиқ, лоиқ. **МАЪНӢ**: Саломатию осоиштагӣ бо ишқ мувофиқат надорад, ин нуктаро ба хотир дор, ки ошиқӣ бо куфр созгор аст.

БАЙТИ 186. **ЗУЛФИ ПУРХАМ**: Дар истилоҳи орифон омада, ки зулф киноя аз зулмати куфр аст ва зулфи пурхам мушкилоти асрори илоҳӣ аст, ки дар сулук соликро пеш меояд. **МАЪНӢ**: Агар дар ишқ собитқадам ҳастӣ, бояд мазҳаби зулфи пурпечутоби маро, яъне мазҳаби кофириро қабул намоӣ.

БАЙТИ 187. **МАЪНӢ**: Монанди зулфи кофиркеши ман кофир бош, зеро ишқ кори осону сарсарӣ нест.

БАЙТИ 188. **МАЪНӢ**: Агар ту ба зулфи кофиркеши ман пайравӣ кунӣ, метавонӣ бо ман даст ба гардан бошӣ, яъне ба висол бирасӣ.

БАЙТИ 189. **РИДО**: Болопӯш, ҷома. **МАЪНӢ**: Агар намехоҳӣ мазҳаби кофириро бипазирӣ, инак асою ҷомаат, бархезу бирав.

БАЙТИ 190. **ҚАЗО**: Ҳукми илоҳӣ, тақдир, сарнавишт. **ҒАФЛАТ**: Бехабарӣ, бепарвоӣ. **МАЪНӢ:** Шайхи ошиқи шайдо, ки кори сахте ба пешаш баромада буд, аз бехабарӣ дил ба ҳукми илоҳӣ дод.

БАЙТИ 191. **САРИ ЧИЗЕ** БУДАН: Дар андешаи чизе будан, майл ба чизе доштан. ҲАСТӢ: Вуҷуд, худбинӣ**. МАЪНӢ**: Замоне, ки Шайх масти бодаи ишқ набуд ва зиндагии порсоёна дошт, лаҳзаи аз худ намеандешид.

БАЙТИ 191**. МАЪНӢ**: Ҳоло ки ошиқи шайдо гаштаасту аз шароб маст гардидааст, аз по афтода билкул худро аз даст додаст.

БАЙТИ 192**. КОР КАРДАН**: Таъсир кардан, асар кардан. **МАЪНӢ:** Аз он сабаб, ки шароб кӯҳна ва пурзӯр буд, Шайхро маст кард ва монанди паргор саргардон кард.

БАЙТИ 193. **МАЪНӢ**: Шайхи пир шароби куҳан нӯшидаву дил бар духтари ҷавон дода ва он дилбар дар наздаш ҳозир, чигуна метавонад сабру таҳаммул кунад.

БАЙТИ 194. Шайхи пир аз ишқ шайдо гашту аз май маст, касе, ки ошиқу маст ва аз қуввату рафтор монда бошад, чӣ ҳол дорад.

БАЙТИ 195. **МАЪНӢ**: Шайх гуфт: -Эй дилбари моҳрухсор, ман худро аз даст додаву беқарор шудам, бигӯ, аз мани ошиқ чӣ мехоҳӣ?

БАЙТИ 196. **МУЗҲАФ**: Мурод китоби Қуръони маҷид аст. **МАЪНӢ**: Чун дар ҳушёрӣ бутпараст нашудам, акнун мастона дар назди бут китоби шариатро месӯзонам.

БАЙТИ 197. **МАЪНӢ**: Духтари тарсо гуфт: -Ҳоло ту марди сазовори ман ҳастӣ, хобат хуш бод, ки шоистаи ишқи ман ҳастӣ.

БАЙТИ 198. **МАЪНӢ**: Пеш аз ин ишқи ту хом буд, акнун ишқат пухта гардид, хуш зиндагӣ кун, ки ҳамин кофист.

БАЙТИ 199. **МАЪНӢ**: Хабари дини масеҳӣ қабул кардани шайхи исломро масеҳиён шуниданд.

БАЙТИ 200. **МАЪНӢ**: Шайхи мастро ба ибодатгоҳи масеҳиён бурданд ва аз ӯ дархост карданд, ки камарбанди тарсоӣ бандад.

БАЙТИ 201. **ДАР ҲАЛҚАИ ЗУННОР ШУД**: Зуннор ва ё камарбанди масеҳиро дар камар бастанд. **ХИРҚА:** Ҷомаи хулқон, ҷомае, ки сӯфиён мепӯшанд. **ХИРҚАРО ОТАШ ЗАДАН**: Хирқаро сӯзондан. Хирқа сӯзондан ва хирқа афканданд, яке аз русуми сӯфиён аст, монанди садақа кардан ва ё ба шукронаи коре ва ё дафъи болое ба оташ меандохтанд. Ҳамчунин хирқа сӯхтан ва хирқа андохтанд ба он маънӣ аст, ки сӯфиён чун чизеро кашф кунанд ва аз олами ғайб хабаре гиранд, хирқа андозанд, аломати он ки чун аз он ҷо чизе ба даст оваранд, ин ҷо хирқа андозанд. Дар ин байт Шайх ба хирқаи зоҳидона оташ мезанаду ба манзили ишқу ирфон қадам мениҳад. **МАЪНӢ:** Вақте Шайх зуннори масеҳиро дар камар баст, ба шукронаи ин кор «хирқаро аз сар бадароварду ба шукрона бисӯхт».

БАЙТИ 202. **МАЪНӢ**: Шайх аз дини худ даст кашид ва аз Каъбаву муродиву муршиди ёд ҳам накард.

БАЙТИ 203. **МАЪНӢ:** Баъди чандин соли тоату ибодат ва имони мустаҳкам якбора аз дин берун шуд. **ХИЗЛОН**: Бечорагӣ, дармондагӣ, бадбахтӣ. **МАЪНӢ:** Шайх бо худ гуфт, ки тақдири бад қасди мани дарвеш кард ва ишқи духтари тарсо кори худро кард.

БАЙТИ 204. **МАЪНӢ**: Баъд аз ин духтар ҳарчи гӯяд иҷро мекунам, бадтар аз ин шартҳое, ки ман иҷро кардан чизе нест, ки ман онро кунам.

БАЙТИ 205. **МАЪНӢ**: Замоне, ки ҳушёр будам, бут напарастидам, чун маст шудам бар асри мастӣ майли кофирию бутпарастӣ кардам.

БАЙТИ 206.**УМУЛХАБОИС**: Яъне модар ва маншаи табоиҳо, сифати хамр, шароб аст ва асли он аз ҳадиси набавӣ гирифта шудааст: «Хамр умулхабоис аст ва ҳар кӣ бинӯшадаш Худованд чиҳил рӯз намози ӯро нахоҳад пазируфт ва агар маст бимирад, ҳамоно ба марги ҷоҳилият даргузаштааст», мурод шароб аст. **МАЪНӢ**: Бисёр касоне ҳастанд, ки аз сабаби шаробхорӣ дини худро аз даст додаанд, бе шубҳа шароб ҳамин тавр мекунад.

БАЙТИ 207. **МАЪНӢ**: Шайх ба духтар гуфт: -Эй дилбари танноз, ҳар чи гуфтӣ, иҷро кардам, бигӯ боз чӣ кор кунам?
БАЙТИ 208. **МАЪНӢ**: Дар ҳавои ишқ шароб хӯрдаму бут парастидам ва кофар шудам, он чи ман аз даст ишқ кардаму кашидам, касе накардаасту надидааст.
БАЙТИ 209. **МАЪНӢ**: Касе монанди ман дар ошиқӣ чунин расво нашуд ва ба чунин дилбари зебое чун ман касе ошиқу шайдову девона нашуд.
БАЙТИ 210. **БОЗ**: Кушода. **МАЪНӢ**: Ҳудуди панҷоҳ сол роҳам ба сӯи мақсуд кушода ва мустақим буд ва дар дилам асрори илоҳӣ мавҷ мезад.
БАЙТИ 211. **ЛАВҲИ НАХУСТ**: Манбаи файз ва нури илоҳӣ, ки бори аввал дар азал омадааст. Лавҳи нахуст мурод аввалин машқҳои кӯдак дар саводомӯӣ аст. Манзур нахустин марҳилаи сулук аст. **МАЪНӢ**: Як зарра аз он анвори офтобосои ишқ чолокона дар камини ман нишаст ва бори дигар маро ба марҳилаи аввали сулук овард.
БАЙТИ 212. **МАЪНӢ**: Ин гуна кору амал дар ишқ бисёр дида мешавад, ишқ хирқаи сӯфиёнро ба зуннори тарсоён табдил додаасту медаҳад.
БАЙТИ 213. **АБҶАДХОН:** Шогирди навомӯз, касе, ки нав омӯзиши алифборо оғоз кардааст. **САРШИНОСИ ҒАЙБ**: Исони комили ба Ҳақ расида ва донандаи олами ғайб. **МАЪНӢ**: Касе, ки ақлаш ба дараҷаи олӣ расидаасту олими машҳур аст, дар ишқ шогирди абҷадхон аст ва он инсони комил, ки аз асрори илоҳӣ бохабар аст, дар кори ишқ саргардон аст.
БАЙТИ 214. **МАЪНӢ**: Эй духтари дилрабо, ин ҳама гуфтам басанда аст, ту бигӯ кай бо ман васлат хоҳӣ кард.
БАЙТИ 215. **МАЪНӢ**: Чун асоси ишқи ман ҳақиқӣ буд ва ҳама корҳое, ки анҷом додам ба умеди васли ту буд.
БАЙТИ 216. **МАЪНӢ**: Акнун толиби висоли ту ҳастам ва хоҳони ошноӣ бо туам, то ба кай дарди ҳиҷрон кашам.
БАЙТИ 117. **ГАРОНКОБИН**: Кобин- пули манқул ва ғайриманқул, ки домод дар вақти никоҳ пардохтани онро ба арӯс ба зиммаи худ мегирад, маҳри арӯс, яъне гаронмаҳр. **МАЪНӢ:** Духтар гуфт: -Ман маҳри гарон дорам, ту, ки фақиру бенаво ҳастӣ.
БАЙТИ 218. **БА САР ШУДАНИ КОР**: Дуруст шудани кор, имконпазир шудан. **МАЪНӢ**: Эй ошиқи муфлис, барои кобини ман бояд тиллову нуқраи зиёд пардозӣ, бе тиллову нуқра кори ту дуруст намешавад.
БАЙТИ 219. **НАФҚА**: Нафақа-харҷи ҳаррӯза, маош. МАЪНӢ: Эй пири муфлис, чун тилло надорӣ аз ман нафақаатро гиру дунболаи кори худ бош ва ба шаҳри худ рав.
БАЙТИ 220. **САБУКРАВ**: Тезрав, тезрафтор. МАЪНӢ: Ҳамчун хуршед тезравандаву танҳо бош, монанди мардон дар ин кор сабр куну ҷавонмард бош.

БАЙТИ 221. **АҲД БА САР БУРДАН**: Вафодорӣ кардан ба аҳду паймон. **МАЪНӢ**: Шайх гуфт: -Эй дилбари зебоандом, дар ҳақиқат ба аҳди худ хуб вафодор ҳастӣ.

БАЙТИ 222. **МАЪНӢ**: -Эй маъшуқи дилрабо, ман ғайр аз ту касе надорам, аз ин гуна суханҳо даст бардор.

БАЙТИ 223. **АНДОХТАН**: Ин ҷо ба маънии рондан. **САРАНДОЗӢ**: Аз сару ҷон даст кашидан, ошиқона ҷон бохтан. **МАЪНӢ**: Ҳар лаҳза ба гунаи нав маро аз худ меронӣ ва маро ваъдаҳои гуногун медиҳию сарамро фидои худат мекунӣ.

БАЙТИ 223. **МАЪНӢ**: Аз ҳиҷрони ту заҳмати фаровон кашидаму хуни дил хӯрдам ва ҳар чизе доштам ҳамаро дар ишқи ту ба бод додам.

БАЙТИ 224. **МАЪНӢ**: Эй духтари тарсо, дар роҳи ишқи ту ҳар чи ки доштам аз даст додам, кофирию мусулмонӣ ва суду зиёнро аз баҳри ту канор гузоштам.

БАЙТИ 225. **МАЪНӢ:** То кай маро ба умеди васл беқорору интизор медорӣ, ту бо ман чунин аҳду паймон набаста будӣ.

БАЙТИ 226. **МАЪНӢ**: Ҳама ёрону муридони ман аз ман рӯ гардондаанд ва душмани ҷони мани ошиқи саргардонанд.

БАЙТИ 227. **МАЪНӢ:** Ту аҳд мешиканию онон руй метобанд, пас ман чигуна рафтор кунам, диламро бурдию ҷонамро қурбонат кардам, бигӯ, чӣ кор кунам?

БАЙТИ 228. **ИСИСИРИШТ**: Сиришташ монанди Исо(а), яъне касест, ки нафасаш сифати ҷонбахшӣ дорад. **МАЪНӢ**: Эй дилбари исонафас, маро хуш аст, ки бо ту дар дӯзах бошам, биҳиштро бе ту қабул надорам.

БАЙТИ 229. **МАЪНӢ**: Оқибат духтари тарсо дид, ки Шайх Санъон сазовори ишқи ӯст, дилаш ба ҳоли ин пири ошиқ сӯхт ва ба ӯ меҳрубонӣ кард.

БАЙТИ 230. **МУСТАҲОМ**: Волаву шайдо, саргаштаву ғамгин. **МАЪНӢ**: Духтар гуфт: -Эй ошиқи саргаштаву ғамгин, барои маҳри ман, як сол хукбонӣ мекунӣ.

БАЙТИ 231. **МАЪНӢ**: Чун як сол гузарад, баъд ману ту шодиву андӯҳи зиндагиро бо ҳам мегузаронем.

БАЙТИ 232. **САР НАТОФТАН**: Саркашӣ накардан, фармонбардор будан. **БАР НАЁФТАН**: Қабул наёфтан, ба мақсуд нарасидан. **МАЪНӢ**: Шайх аз фармони духтар саркашӣ накард, зеро агар ошиқ аз фармони маъшуқ сар печад, ба мақсад намерасад.

БАЙТИ 233. **МАЪНӢ**: Муршиду пешвои каъбанишинон ва пири бузургвори соликони роҳи Ҳақ аз ишқи духтари тарсо як сол хукбониро қабул кард.

БАЙТИ 234. **НИҲОД**: Ботин, сиришт. **МАЪНӢ**: Шоири ориф мефармояд: Дар ниҳоди ҳар инсон садҳо хуки нафсу шаҳват ва ҳавову ҳаваси разила ҳаст, инсон бояд ё ин хукҳоро кушад ва ё зуннор дар камар бандаду кофир шавад.

БАЙТИ 235. **ЗАН**: Гумон, пиндор. **ҲЕҶ КАС**: Нодон, одами қаторӣ, мурод касест, ки аз хатарҳои роҳи сулук хабар надорад. **МАЪНӢ**: Эй инсони бехабар, ту гумон мекунӣ, ки ин хатар танҳо Шайх Санъонро пеш омад.

БАЙТИ 236. **МАЪНӢ**: Дар ботини ҳар як инсон ин хатар вуҷуд дорад, чун ба роҳи сайри сулук қадам ниҳод, ин хукҳо бедор мешаванд.

БАЙТИ 237. **МАЪЗУР БУДАН**: Узр доштан, иллат доштан. **МАРДИ РАҲ:** Шоистаи сайру сулук. **МАЪНӢ**: Агар ту аз хуки нафси худ бохабар нестӣ, узри ту қабул аст, ту шоистаи сайру сулук нестӣ.

БАЙТИ 238. **МАРДИ КОР**: Марди шоистаи тариқат**.** **МАЪНӢ**: Эй марди шоистаи роҳи маърифат, агар ба роҳ қадам гузорӣ, сад ҳазорон буту хукро хоҳӣ дид.

БАЙТИ 239. **МАЪНӢ**: Эй солики тариқат, дар майдони ишқ хуки нафсро кушу бути ҳавову ҳавасро бисӯз ва агар чунин накардӣ, мисли Шайх Санъон расвою бадноми ишқ мегардӣ.

## ДАРМОНДАНИ МУРИДОН БА КОРИ ШАЙХ ВА МУРОҶИАТ КАРДАН БА КАЪБА

Оқибат чун Шайх тарсоӣ гузид,
Дар тамоми Рум ғавғо шуд падид.
Ҳамнишинонаш ҳама дармонда сахт,
Моту ҳайрон, хаста ҷону тирабахт.
Чун бididанд он гирифтории ӯ,
Боз гардиданд аз ёрии ӯ.
Ҷумла аз шӯхии ӯ бигрехтанд,
Аз ғами ӯ хок бар сар рехтанд.
Буд ёре дар миёни ҷамъ ҷуст,
Пеши Шайх омад,ки эй дар кор суст.
Меравем имрӯз сӯи Каъба боз,
Чист фармон, боз бояд гуфт роз.
Ё ҳама ҳамчу ту тарсоӣ кунем,
Хешро меьроби расвоӣ кунем.
Ё туро дорем аз ин роҳ боз,
Гарчи моро нест барги роҳу соз.
Инчунин танҳот напсандем мо,
Ҳамчу ту зуннор барбандем мо.
Ё чу натвонем дидат ҳамчунин,
Зуд бигрезем бе ту з-ин замин.
Мӯътакиф дар Каъба биншинем мо,
Доман аз ҳастит дарчинем мо.
Шайх гуфто: -Ҷони ман пурдард буд,

Ҳар куҷо хоҳед бояд рафт зуд.
То маро ҷон аст, дайрам ҷой бас,
Духтари тарсом ҷонафзой бас.
Менадонед арчи бас озодаед,
З-он ки ин ҷо кор ноуфтодаед.
Гар шуморо кор афтодӣ даме,
Ҳамдаме будӣ маро дар ҳар ғаме.
Боз гардед,эй рафиқони азиз,
Менадонам то чӣ хоҳад буд низ.
Гар зи ман пурсанд, баргӯед рост,
К-он зи по афтода саргардон куҷост.
Чашм пурхуну даҳан пурзаҳр монд,
Дар даҳони аждаҳои қаҳр монд.
Ҳеҷ кофар дар чаҳон надҳад ризо,
Он чи кард он пири ислом аз қазо.
Рӯи тарсое намудандаш зи дур,
Шуд зи ақлу дину шайхӣ носабур.
Зулфи ӯ чун ҳалқа дар ҳалқаш фиканд,
Дар забони ҷумла халқаш фиканд.
Гар маро дар сарзаниш гирад касе,
Гӯ дар ин раҳ инчунин афтад басе.
Дар чунин раҳ, ки на бун дорад на сар,
Кас мабодо эмин аз хавфу хатар.
Ин бигуфту рӯй аз ёрон битофт,
Хукбониро сӯйи хукон шитофт.
Баски ёрон дар ғамаш бигристанд,
Ҳар замон аз пас ҳаме нигристанд.
Чун расиданд он азизон бо ҳарам,
Лаб фурӯ бастанд кас накшод дам.
Оқибат рафтанд сӯи Каъба боз,
Монда ҷон дар сӯхтан, тан дар гудоз.
Шайхашон дар Рум танҳо монда буд,
Дода дин барбоду тарсо монда буд.
Он ки эшон аз ҳаё ҳайрон шуда,
Ҳар яке дар гӯшае пинҳон шуда.
Шайхро дар Каъба ёре ҷуст буд,
Дар иродат даст аз кул шуст буд.
Буд бас бинандаву бас роҳбар,
З-ӯ набудӣ Шайхро огоҳтар.
Шайх чун аз Каъба шуд сӯи сафар,
Он набуд он ҷойгаҳ ҳозир магар.
Чун муриди Шайх боз омад ба ҷой,
Буд аз Шайхаш тиҳӣ хилватсарой.
Боз пурсид аз муридон ҳоли Шайх,
Боз гуфтандаш ҳама аҳволи Шайх,
К-аз қазо ӯро чӣ шох омад ба бар

В-ар қадар ӯро чӣ кор омад ба сар.
Зулфи тарсое ба як мӯяш бубаст,
Роҳ бар имон зи сад сӯяш бубаст.
Ишқ мебозад кунун бо зулфу хол,
Хирқа гашташ михрақа ,ҳолаш маҳол.
Даст куллӣ боз дошт аз тоат ӯ,
Хукбонӣ мекунад ин соат ӯ.
Ин замон он хоҷаи бисёр дард,
Бар миён зуннор дорад чор кард.
Гарчи Шайхи мо басе дар дин битохт,
Аз куҳан габраш менатвон шинохт.
Чун мурид он қисса бишнид аз шигифт,
Рӯй чун зар карду зорӣ даргирифт.
Бо муридон гуфт: -Эй тардоманон,
Дар вафодорӣ на мардон,на занон.
Ёри корафтода бояд сад ҳазор,
То ки ояд дар чунин рӯзе ба кор.
Гар шумо будед ёри Шайхи хеш,
Ёрии ӯ аз чӣ нагрифтед пеш.
Шарматон бод, охир ин ёрӣ бувад,
Ҳақшиносиву вафодорӣ бувад.
Чун ниҳод он Шайх бар зуннор даст,
Ҷумларо зуннор мебоист баст.
Аз бараш амдан намебоист шуд.
Ҷумларо тарсо ҳамебоист шуд.
Ин на ёриву мувофиқ будан аст,
К-он чи кардед аз мунофиқ будан аст.
Ҳар кӣ ёри хешро ёвар бувад,
Ёр бояд буд, агар кофар бувад.
Вақти нокомӣ тавон донист ёр,
Худ бувад дар комронӣ сад ҳазор.
Шайх чун афтод дар коми наҳанг,
Ҷумла з-ӯ бигрехтед аз ному нанг.
Ишқро бунёд бар бадномӣ аст.
Ҳар кӣ з-ин сар сар кашад,аз хомӣ аст.
Ҷумла гуфтанд, он чи гуфтӣ пеш аз ин,
Борҳо гуфтем бо ӯ беш аз ин.
Азми он кардем то бо ӯ ба ҳам,
Умр бигзорем дар шодиву ғам.
Зӯҳд бифрӯшему расвоӣ харем,
Дин барандозему тарсоӣ харем.
Лек рӯи он дид Шайхи корсоз,
К-аз бар ӯ як ба як гардем боз.
Чун надид аз ёрии мо Шайх суд,
Боз гардонид моро Шайх зуд.
Мо ҳама бар хукми ӯ гаштем боз,

Қисса баргуфтему нанҳуфтем роз.
Баъд аз он асҳобро гуфт он мурид,
Гар шуморо кор будӣ бар мазид.
Ҷуз дари Ҳақ нестӣ ҷои шумо,
Дар ҳузур астӣ саропои шумо.
Дар тазаррӯъ доштан дар пеши Ҳақ,
Ҳар яке бурдӣ бар он дигар сабақ.
То чу Ҳақ дидӣ шуморо беқарор,
Боз додӣ Шайхро беинтизор.
Гар зи Шайхи хеш кардед эҳтироз,
Аз дари Ҳақ баҳри чӣ гаштед боз?
Чун шунидан ин сухан аз аҷзи хеш,
Бар наёвардан як тан сар зи пеш.
Марди гуфт:- Акнун аз ин хиҷлат чӣ суд,
Кор чун афтод, бархезем зуд.
Лозими даргоҳи Ҳақ бошем мо,
Дар тазаррӯъ хок мепошем мо.
Пераҳан пӯшем аз коғаз ҳама,
Даррасем охир ба Шайхи худ ҳама.

БАЙТИ 240. **МАЪНӢ:** Оқибат Шайх Санъон дини масеҳиро қабул кард ва ин амали ӯ шуру ғавғое дар тамоми кишвари Рум падид овард.

БАЙТИ 241. **ДАРМОНДАН**: Бечора шудан, нотавонӣ, илоҷи корро наёфтан. **МАЪНӢ**: Муридони Шайх дар ҳалли кори ӯ сахт бечораю дармонда шуданд ва аз сабаби оҷизи рӯҳу равонашон хаста ва бадбахт гардиданд.

БАЙТИ 242. **МАЪНӢ**: Муридон чун гирифторӣ ва асирии Шайхро диданд, дигар аз ёрӣ доданд аз ӯ даст кашиданд.

БАЙТИ 243. **МАЪНӢ**: Муридон аз бадбахтӣ Шайхи худ бигрехтанд ва аз ғаму андӯҳи ӯ хок бар сари худ мерехтанду нола мекарданд.

АБЁТИ 244 ва 345. **МАЪНӢ:** Дар миёни муридони Шайх муриди чусту чолоке буд, назди Шайх омад ва гуфт, ки эй дар кори порсоӣ суст гашта, мо муридон азми Каъба дорем, фармони Шумо чист? Агар рози пинҳоне доред, арз намоед.

БАЙТИ 246. **МЕҲРОБ**: Тоқи даруни масҷид, ки ба тарафи қибла воқеъ аст, ҷои истодани имом вақти намози ҷамоат. **ХЕШРО МЕҲРОБИ РАСВОӢ КАРДАН:** Киноя аз ба шармандагӣ машҳур шудан. **МАЪНӢ**: Агар фармон бошад, мо ҳам дини масеҳиро интихоб кунему мисли ту расвои оламу одам шавем.

БАЙТИ 247. **БАРГИ РОҲУ СОЗ**: Тӯшаи сафар, созу асбоб, тавоноӣ, ният. **МАЪНӢ**: Ё туро аз ин роҳи ишқу расвоият боз гардонем, ҳарчанд ки қудрату тавоноии ин корро надорем.

БАЙТИ 248**. МАЪНӢ**: Мо намехоҳем туро бо чунин мушкилот танҳо бигзорему равем, ё монанди ту камарбанди тарсоиро дар миён бандему тарсо шавем?

БАЙТИ 249. **МАЪНӢ:** Мо туро ба ин ҳол дидан наметавонем, оё ба зуддӣ ин ҷоро тарк кунем?

БАЙТИ 250. **МӮЪТАКИФ**: Гӯшанишин. **МАЪНӢ**: Дар Каъба гӯшанишиниро ихтиёр кунем, то ки туро ба ин ҳол, ки мебинем, набинем.

БАЙТИ 251. **МАЪНӢ** Шайх ҷавоб дод: Ҷони ман пур аз дард ва сӯзу гудози ишқ аст, шумо ҳар куҷо ки мехоҳед ба зудӣ бираведа.

БАЙТИ 252. **РӮҲАФЗОЙ**: Рӯҳбахш, он ки сабаби шодиву нишот мегардад. **МАЪНӢ**: То замоне, ки ҷон дар бадан дорам дайри масеҳиён барои ман басанда аст ва духтари тарсо рӯҳбахшу мӯҷиби шодмонии ман аст.

БАЙТИ 253. **МАЪНӢ:** Шумо, ки пойбанди ишқ нагаштаеду озодед, аҳволи маро наметавонед дарк бикунед.

БАЙТИ 254. **МАЪНӢ**: Агар шумо ҳам монанди ман гирифтори дарди ишқ мешудед, дар ҳар кор маро ёрӣ медодеду ғамшарики ман мегардидед.

БАЙТИ 255. **МАЪНӢ**: Эй рафиқони азизи ман, шумо ба Каъба бозгардед. Ман намедонам, ки оқибати кори ман чӣ мешавад.

БАЙТИ 356. **МАЪНӢ**: Агар дар Каъба дар бораи ман пурсон шаванд, рости гапро гӯед, ки ин ошиқи саргардон дар куҷо қарор дорад.

БАЙТИ 257. **АЖДАҲОИ ДАҲР**: Киноя аз ишқ аст**. МАЪНӢ**: Гӯед, ки бо чашми пурхуну даҳони пурзаҳр гирифтори аждаҳои ишқ аст.

БАЙТИ 258. **МАЪНӢ**: Ҳеч кофир дар рӯи ҷаҳон ба ин ризо намешавад, ки ин пири ислом ба ҳукми Худованд ба ин кор тан дод.

БАЙТИ 259. **МАЪНӢ**: Рӯи духтари тарсоеро ба ӯ намуданду ошиқаш карданд ва ӯ дину ақлашро аз даст доду дар шайхию муршиди ношикебо гардид.

БАЙТИ 260. **ҲАЛҚА ДАР ҲАЛҚ АФКАНДАН**: Мутеу фармонбардор кардан. **ДАР ЗАБОНИ ХАЛҚ АФКАНДАН**: Киноя аз бадному расво кардан. **МАЪНӢ**: Духтари тарсо зулфи худро ба гардани ӯ афканду ғуломи ҳалқабаргӯшаш кард, расвои ӯ ба забони халқ афтид ва ҳама хабардор шуданд.

БАЙТИ 261. **МАЪНӢ**: Агар касе маро маломат кунад, гӯед, ки дар тариқати ишқ бо ҳукми Худованд бисёриҳо ба ин гуна монеаҳо дучор меоянд.

БАЙТИ 262. **МАЪНӢ**: Дар роҳи бекоронаи ишқ, ки на оғоз дораду на анҷом, ҳеҷ як солик аз хаффу хатар эмин нест.

БАЙТИ 263. **РӮЙ ТОФТАН**: Рӯй гардондан, баргаштан. **МАЪНӢ**: Шайх Санъон ин суханонро гуфту аз муридон рӯй гардонд ва барои хукчаронӣ ба сӯи хукон рафт.

БАЙТИ 264. **МАЪНӢ**: Муридон дар ғами пири худ ва ҷудоӣ аз ӯ гиристанд ва мерафтанду ҳар замон пас гашта ба Шайх менигаристанд.

БАЙТИ 265. **МАЪНӢ**: Чун муридон ба ҳарам расиданд, аз ин ҳодиса лаб фурӯ бастанд ва ба касе чизе нагуфтанд.

БАЙТҲОИ 266 ВА 267. **МАЪНӢ**: Пиру раҳнамои муридон дар ҳоле ки дар роҳи ишқи тарсодухтар дину ақлашро аз даст дода буд, дар Рум яккаву танҳо монд ва муридони ҷонсӯхтаву бечорамонда ба Каъба рафтанд.

БАЙТИ 268. **МАЪНӢ**: Муридон аз шарму ҳаё, ки Шайхро наҷот дода натавонистанд, ҳайрону саргардон шуданд ва аз маломати мардум тарсида, ҳар як ба гӯшае пинҳон шуданд.

БАЙТИ 269. **ИРОДАТ**: Майлу хоҳиш, ихтиёр, ирода ба назди орифон ва аҳли завқ иборат аз сифати қадим аст, ки зоид бар зоту қоим бад-он аст. Ва ҳамчунин таваҷҷӯҳи махсуси муридро ба мурод иродат мегӯянд. Ба гуфти Абдуллоҳи Ансорӣ иродат хост аст ва мурод дар роҳ будан. **ДАСТ АЗ КУЛ ШУСТАН**: Аз ҳама чиз даст кашидан, ин ҷо мурод даст кашидан аз дунёву ҳавову ҳавас ва неъматҳои он барои расидан ба мақсуд. **МАЪНӢ**: Шайх Санъонро дар Каъба муриди чолоку бовафое буд, ки иродати сахт ба Шайх дошт ва дар роҳи тариқат собитқадам буд.

БАЙТИ 270. **МАЪНӢ**: Вақте ки Шайх аз Каъба сӯи Рум сафар мекард, он муриди чолоку бовафо иттифоқан он ҷо ҳозир набуд.

БАЙТИ 272. **ХИЛВАТСАРОЙ**: Хилватхона, хонаи махсусе, ки соликон ба танҳоӣ тоату ибодат мекунанд. **МАЪНӢ**: Вақте он муриди хосса ба ҳарими Шайх бозомад, хилватхонаро аз вуҷуди Шайх холӣ ёфт.

БАЙТИ 272. **МАЪНӢ**: Вақте аз муридон дар бораи Шайх пурсон шуд, онҳо ҳама аҳволи Шайхро ба ӯ гуфтанд.

БАЙТИ 273. **МАЪНӢ**: Муридон нақл намуданд, ки ба сабаби дил ниҳодан ба ҳукми илоҳӣ чӣ самарае маҳсули амали Шайх шуд ва бо амри Парвардигор ба чӣ моҷарое гирифтор шуд.

БАЙТИ 274. **МАЪНӢ**: Бо дидани зулфи духтари тарсо Шайх ба ӯ ошиқ шуду роҳи имон ба зӯҳду парҳезкорӣ барои ӯ баста шуд.

БАЙТИ275. **МАХРАҚА**: Шармандагӣ, хиҷолат. **МИҲОЛ**: Макр, фиреб. **МАЪНӢ**: Шайх бо зулфи духтари тарсо ишқ мебозаду хирқаи шайхиаш, ки нишони порсоӣ буд, ба асбоби шармандагӣ бадал шуда, ҳолу аҳволаш ба макру фиреб табдил шудааст.

БАЙТИ 276. **МАЪНӢ**: Шайх аз тоату ибодат тамоман даст кашидааст ва ҳоло хукбонӣ мекунад.

БАЙТИ 277. **ЧОР:** Мухаффафи чора, илоҷ, тадбир. **МАЪНӢ**: Ҳоло он пиру сарвари дардманди мо камарбанди тарсоӣ дар миён баста, ба кеши насронӣ даромадааст, бояд ягон илоҷ кунем.

БАЙТИ 278. **ГАБР**: Зардуштӣ, баъд аз ислом зардуштиёнро габрӣ мегуфтанд, ба маънии кофир. **МАЪНӢ**: Шайхи мо гарчӣ дар

диндорӣ ва масоили динӣ аз сидқу дилу ҷон кӯшиш мекард , ҳоло ба мисли як кофири куҳансол метобад.

БАЙТИ 279. **МАЪНӢ:** Вақте ки муриди хос аз муридони дигар ин воқеаро шунид, аз шиддати ҳайрат ва шарм чеҳрааш зард гардиду ба нолаву зорӣ даромад.

БАЙТИ 280. **ТАРДОМАН**: Киноя аз гунаҳгор ва бадгумон. **МАЪНӢ**: Он муриди хос ба муридони дигар гуфт: -Эй фосиқон ва бадандешон, шумо дар вафои аҳду паймон бо пири худ ба андозаи занон ҳам пойдорӣ накардед.

БАЙТИ 281. **МАЪНӢ**: Муриду ҳамсӯҳбати корафтода ва таҷрибадор садҳазор даркор аст, то ки дар чунин рӯзи мушкил ба кор ояд.

БАЙТИ 282. **МАЪНӢ:** Агар шумо дӯст ва ёри пири худ будед, чаро ба пиру муроди худ ёрӣ надодед.

БАЙТИ 283. **МАЪНӢ**: Шарм доред аз ин рафторатон, оё ҳақшиноссиву вафодорӣ ҳамин тавр аст, ки шумо кардед?

БАЙТИ 284. **МАЪНӢ**: Вақте ки Шайх зуннор дар камари худ баст, шумо ҳам мебоист зуннор мебастед.

БАЙТИ 285**. АМДАН**: Ба ихтиёр, бо қасд ва ният. **МАЪНӢ**: Бояд аз Шайх ҷудо намешудед, чун ӯ тарсо шуд, шумо ҳам бояд мазҳаби тарсоӣ ихтиёр мекардед.

БАЙТИ 286. **МУНОФИҚ**: Одами дурӯя. **МАЪНӢ**: Коре, ки шумо кардед, аз роҳи дӯстиву муридӣ нест, балки мунофиқӣ аст.

БАЙТИ 287. **МАЪНӢ**: Ҳар касе, ки нисбат ба пиру муроди худ мехоҳад ёру муриди содиқ бошад, агар кофир шавад ҳам, бояд содиқ монад ва ӯро ҳамроҳӣ кунад.

БАЙТИ 288. **НОКОМӢ**: Номуродӣ, маҳрумият. **КОМРОНӢ**: Хушбахтӣ. **МАЪНӢ**: Дӯсти содиқро дар вақти номуродию маҳримият метавон шинохт, дар вақти хушбахтию комронӣ ҳазорон ёр метавон пайдо кард.

БАЙТИ 289. **ДАР КОМИ НАҲАНГ АФТОДАН**: Киноя аз ба сахтӣ ва бадбахтӣ гирифтор шудан. **МАЪНӢ:** Вақте Шайхи мо дар роҳи ишқ ба доми наҳанг афтод, яъне ба сахтӣ гирифтор шуд, шумо аз тарси ному нанги порсоӣ аз ӯ гурехтед ва ӯро танҳо гузоштед.

БАЙТИ 290**. МАЪНӢ**: Эй муридони хом, бунёду асоси ишқ дар расвоию бадномӣ аст, ҳар кӣ аз бадномию расвоӣ метарсад, ошиқи содиқ нест.

БАЙТИ 291.**МАЪНӢ**: Ҳама муридон ба он муридон хос гуфтанд, ки ҳама он чӣ ту гуфтӣ, мо бештар аз он ба Шайх гуфтем.

БАЙТИ 292. **МАЪНӢ**: Мо қасд доштем, ки ҳама вақт бо Шайх бошем ва дар шодию ғам шарики умри вай бошем.

БАЙТИ 293**. МАЪНӢ**: Зӯҳду порсоиро ба расвоию бадномӣ иваз кунему аз дин даст кашем ва ба кеши тарсоӣ гаравем.

БАЙТИ 294. **РӮЙДИДАН**: Салоҳ дидан, маъқул донистан. **КОРСОЗ**: Анҷомдмҳандаи кор, мушкилкушо, соҳиб ихтиёр. **МАЪНӢ**:

Аммо Шайхи мо салоҳи корро дар он дид, ки мо ҳама ӯро бигзорему ба Каъба баргардем.

БАЙТИ 295. **МАЪНӢ**: Вақте ки Шайх аз мададгории мо фоидае надид, фармуд, ки мо ба зуддӣ Румро тарк кунем.

БАЙТИ 296. **МАЪНӢ**: Мо ҳама ба фармони Шайх бозгаштем ва ҳама воқеаро ба ту бозгуфтем, ҳеч чизро пинҳон надоштем.

БАЙТИ 297. **АСҲОБ**: Дӯстон, ёрон. **МАЗИД**: Афзоиш, зиёдшавӣ. **МАЪНӢ**: Вақте муриди хос суханони муридонро шунид, пас ба онҳо гуфт, ки агар ҳиммати шумо зиёд буд…

БАЙТИ 298. **ҲАҚ:** Аз номҳои Худованд аст, вуҷуде, ки ҳақиқати он инкорнопазир аст. Ҳақ назди сӯфиён иборат аз зоти Оллоҳ аст. Ҳақ аз истилоҳоти роиҷи ирфонист, яъне ҳама чиз ҷуз Худо ботил аст ва танҳо вуҷуди ҳақиқӣ Худованд аст. **ҲУЗУР**: Ҳозир шудан, ҳузур муқобили ғоиб аст ва дар истилоҳи урафо ғайбат аз халқ ва ҳузур андар Ҳақ аст. Мақоми ваҳдатро низ ҳузур гӯянд. **МАЪНӢ:** Он вақт ҷои шумо ба ғайр аз ибодат дар остони Ҳақ таоллоҳ намешуд, муқими даргоҳи истиғнои Ҳақ мешудед ва тамоми вуҷуди шумо дар пешгоҳи Ҳақ қарор мегирифту аз худию бегона ғоиб мешудед.

БАЙТИ 299. **ТАЗАРРӮЪ**: Илтиҷо, илтимос бо хорию зорӣ. **МАЪНӢ**: Агар бо ҳиммати баланд дар пешгоҳи Худованд илтиҷову илтимос мекардед ва дар ин кор аз якдигар пешӣ мекардед.

БАЙТИ 300**. МАЪНӢ**: Ҳақ таоллоҳ вақте ки шуморо чунон нолон гирён аз баҳри Шайхи худ медид, бидуни интизори зиёд Шайхро ба шумо бармегардонд.

БАЙТИ 301. **ЭҲТИРОЗ**: Худдорӣ намудан, парҳез кардан, дурӣ ҷустан. **МАЪНӢ**: Агар аз шайхи худ дурӣ ҷустед, пас чаро аз даргоҳи Ҳақ таоллоҳ рӯ гардондед?

БАЙТИ 302. **АҶЗ**: Дармондагӣ, нотавонӣ. **МАЪНӢ**: Вақте муридон суханони муриди хосро шуниданд, ҳама аз шармандагию нотавонӣ сар хам карданд ва як нафар ҳам сар боло накард.

БАЙТИ 303. **МАЪНӢ**: Муриди хос гуфт: -Акнун аз ин шармандагӣ фоидае нест, барои мо кори сахте, ки пеш омадааст, ҳамагӣ ба зуддӣ бархезем.

БАЙТИ 304. **ЛОЗИМИ ДАРГОҲИ ҲАҚ ШУДАН**: Барои дуо ва ниёз ба даргоҳи Худо рӯ овардан. **МАЪНӢ**: Ба даргоҳи Худованди азизу меҳрубон рӯй орем ва бо илтиҷо нолаву зорӣ кунем.

БАЙТИ 305. **АЗ КОҒАЗ ПЕРОҲАН ПӮШИДАН**: Киноя аз додхоҳӣ кардан аст. **МАЪНӢ**: Барои додхоҳӣ ва тазаллум ҳама ҷомаи коғазӣ пӯшем, то пиру муроди худро боз ёбем.

## РАҲОИИ ШАЙХ ТАВАССУТИ РАСУЛИ АКРАМ(С) ВА ИСЛОМ ОВАРДАНИ ДУХТАРИ ТАРСО

Ҷумла сӯи Рум рафтанд аз араб,
Мӯътакиф гаштанд пинҳон рӯзу шаб.
Бар дари Ҳақ ҳар якеро сад ҳазор,
Гаҳ шафоат, гоҳ зорӣ буд кор.
Ҳамчунин то чил шабонрӯзи тамом,
Сар напечиданд ҳеҷ аз як мақом.
Ҷумларо чил шаб на хӯр буду на хоб,
Ҳамчунон чил рӯз не нону на об.
Аз тазаррӯъ кардани он қавми пок,
Дар фалак афтод ҷӯше саъбнок.
Сабзпӯшон дар фарозу дар фуруд,
Ҷумла пӯшиданд аз мотам кабуд.
Охируламр он кӣ буд ӯ пешсаф,
Омадаш тири дуое бар ҳадаф.
Баъди чил шаб он муриди покбоз,
Буд андар хилват аз худ рафта боз.
Субҳидам боде баромад мушкбор,
Шуд ҷаҳони кашф бар дил ошкор.
Мустафоро дид меомад чу моҳ,
Дар бар афканда ду гесуи сиёҳ.
Сояи Ҳақ офтоби рӯйи ӯ,
Сад ҷаҳон ҷон вақфи як то мӯйи ӯ.
Мехиромиду табассум менамуд,
Ҳар кӣ медидаш зи худ мегашт зуд.
Он мурид ӯро чу дид дар хоб ҷаст,
К-эй Набиюллоҳ, дастам гир даст.
Раҳнамои халқ аз баҳри Худо,
Шайхи мо гумроҳ шуд,роҳаш намо.
Мустафо гуфт: -Эй ба ҳиммат бас баланд,
Рав, ки Шайхатро раҳо кардам зи банд.
Ҳиммати олит кори хеш кард,
Дам назад,то Шайхро дар пеш кард.
Дар миёни Шайху Ҳақ то дергоҳ,
Буд гардеву ғуборе бас сиёҳ.
Он ғубор аз роҳи ӯ бардоштем,
Дар миёни зулматаш нагзоштем.
Кардам аз баҳри шафоат шабнаме,
Мунташир бар рӯзгори ӯ ҳаме.
Он ғубор акнун зи роҳ бархоста,
Тавба биншаста, гунаҳ бархоста.
Ту яқин медон, ки сад олам гуноҳ,
Аз тафи як тавба бархезад зи роҳ.
Баҳри эҳсон чун дарояд мавҷзан,
Маҳв гардонад гуноҳи марду зан.
Ин ду се ҳарфе бигуфт аз ёр ӯ

В-онгаҳе ғоиб шуд аз дидор ӯ.
Мард аз шодии он мадҳуш шуд,
Наъра зад, к-осмон дар ҷӯш шуд.
Ҷумлаи асҳобро огоҳ кард,
Муждагонӣ доду азми роҳ кард.
Рафт бо асҳоб гирёну давон,
То расид ӯ назди Шайхи хукбон.
Шайхро диданд чун оташ шуда,
Дар миёни беқарорӣ хуш шуда.
Ҳам фиканда буд ноқуси муғон,
Ҳам гусаста буд зуннор аз миён.
Ҳам кулоҳи габргӣ андохта,
Ҳам зи тарсоӣ дилаш пардохта.
Шайх чун асҳобро аз дур дид,
Хештанро дар миёни нур дид.
Ҳам зи хиҷлат ҷома бар тан чок кард,
Ҳам ба дасти аҷз бар сар хок кард.
Гоҳ чун абр ашки хунин мефишонд,
Гоҳ даст аз ҷони ширин мефишонд.
Гаҳ зи оташ пардаи гардун бисӯхт,
Гаҳ зи хиҷлат бар тани ӯ хун бисӯхт.
Ҳикмату асрору Қуръону хабар,
Шуста буданд аз замираш сар ба сар.
Ҷумла бо ёд омадаш якборагӣ,
Боз раст аз ҷаҳлу аз бечорагӣ.
Чун ба ҳоли худ фурӯ нигристӣ,
Дар суҷуд афтодию бигристӣ.
Ҳамчу гул аз хуни дил оғушта буд
В-аз хиҷолат аз арақ гум гашта буд.
Чун бидидандаш чунон асҳобнош,
Монда дар андӯҳу шодӣ мубталош.
Пеши ӯ рафтанд саргардон ҳама
В-аз паи шукрона ҷонафшон ҳама.
Шайхро гуфтанд: -Эй пай бурда роз,
Меғ шуд аз пеши хуршеди ту боз.
Хост аз раҳ куфру пас имон нишаст.
Бутпарасти Рум шуд яздонпараст.
Мавҷ зад ногоҳ дарёи қабул,
Шуд шафоатхоҳи кори ту Расул(с).
Ин замон шукрона олам - олам аст,
Шукр кун Ҳақро,чӣ ҷои мотам аст.
Шукри яздонро, ки аз дарёи қор,
Карда роҳе ҳамчу хуршед ошкор.
Он ки донад кард рӯшанро сиёҳ,
Туба донад дод бо чандин гуноҳ.
Оташе аз тавба чун бифрӯзад ӯ,

Ҳар чи бошад ҷумла барҳам сӯзад ӯ.
Қисса кӯтаҳ мекунам з-ин ҷойгоҳ,
Будашон алқисса ҳоле азми роҳ.
Шайх ғусле карду шуд дар хирқа боз,
Рафт бо асҳоби худ сӯи Ҳиҷоз.
Дид з-он пас духтари тарсо ба хоб,
К-уфтода дар канораш офтоб.
Офтоб он гаҳ бикшодӣ забон,
К-аз паи Шайхат равон шав ин замон.
Мазҳаби ӯ гиру хоки ӯ бибош,
Эй палидаш карда, поки ӯ бибош.
Ӯ чу омад дар раҳи ту бе маҷоз,
Дар ҳақиқат ту раҳи ӯ гир боз.
Раҳзанаш будӣ,ба роҳи ӯ дарой,
Чун ба роҳ омад, ту ҳамроҳӣ намой.
Аз раҳаш бурдӣ, кунун ҳамроҳ бибош,
Чанд аз ин беогаҳӣ, огаҳ бибош.
Чун даромад духтари тарсо зи хоб,
Нур медодӣ дилаш чун офтоб.
Духтари тарсо аз он некӯ хитоб,
Шуд гирифтори ҳазорон печу тоб.
Дар дилаш дарде даромад,эй аҷаб,
Беқарораш кард он дард аз талаб.
Оташе дар ҷони сармасташ фитод,
Даст дар дил зад, дил аз дасташ фитод.
Менадонист ӯ, ки ҷони беқарор,
Дар даруни ӯ чӣ тухм орад ба бор.
Дид худро дар аҷоиб оламе,
Кораш афтоду набудаш ҳамдаме.
Оламе,к-он ҷо нишони роҳ нест,
Гунг бояд шуд, забон огоҳ нест.
Дарзамон он нозу нахват, он тараб,
Ҳамчу борон рехт аз вай ,эй аҷаб.
Наъразан, ҷомадарон берун давид,
Хок бар сар дар миёни хун давид.
Бо диле пурдарду ҷисме нотавон,
Аз паи Шайху муридон шуд равон.
Ҳамчу абре ғарқа дар хай медавид,
Дода дил аз дасту дар пай медавид.
Менадонист ӯ,ки бар саҳрою дашт,
Аз кадомин сӯй мебояд гузашт.
Оҷизу саргашта менолид хуш,
Рӯи худ бар хок мемолид хуш.
Ҳар замон мегуфт бо аҷзу ниёз,
К-эй карими роҳдони корсоз.
Аврате дармондаву бечораам,

Аз диёру хонумон овораам.
Марди роҳи чун туеро раҳ задам,
Ту мазан бар ман, ки беогаҳ задам.
Баҳри қаҳҳоритро биншон зи ҷӯш,
Ман надонистам, хато кардам,бипӯш.
Ҳар чи кардам бар мани мискин магир,
Дин пазируфтам, маро бедин магир.
Шайхро эълом кардан аз дарун,
К-омад он духтар зи тарсоӣ бурун.
Ошноӣ ёфт бо даргоҳи мо,
Кораш афтод ин замон бо роҳи мо.
Боз гарду пеши он бут боз шав,
Бо бути худ ҳамдаму ҳамроз шав.
Шайх ҳоле боз гашт аз роҳ чу бод,
Боз шӯре дар муридонаш фитод.
Ҷумла гуфтандаш зи сар бозат чӣ буд,
Тавбаву чандин таку тозат чӣ буд.
Бори дигар ишқбозӣ мекунӣ,
Бо ниёзе бениёзӣ мекунӣ.
Ҳоли духтар Шайх бо эшон бигуфт,
Ҳар кӣ он бишнид, тарки ҷон бигуфт.
Шайху асҳобаш зи пас рафтанд боз,
То шуданд он ҷо,ки буд он дилнавоз.
Зард медиданд чун зар рӯи ӯ,
Гум шуда дар гарди раҳ гесуи ӯ.
Сар бараҳна, по бараҳна ,ҷома чок,
Бар мисоли мурдае бар рӯи хок.
Чун бидид он моҳ Шайхи хешро,
Ғашше бигрифт он бути дилрешро.
Чун бирафт он моҳ аз ҳайрат ба хоб,
Шайх бар рӯяш фишонд аз дида об.
Чун назар афканд бар Шайх он нигор,
Ашкборон гашт чун абри баҳор.
Дида бар аҳду вафои ӯ фиканд,
Хешро дар дасту пои ӯ фиканд.
Гуфт: Аз ташвири ту ҷонам бисӯхт,
Беш аз ин дар парда натвонам бисӯхт.
Бар фикан ин парда, то огаҳ шавам,
Арза кун ислом, то бар раҳ шавам.
Шайх бар вай арзаи ислом дод,
Ғулғуле дар ҷумлаи ёрон фитод.
Чун шуд он бутрӯй аз аҳли аён,
Ашки ёрон мавҷзан шуд он замон.
Охуруламр он санам чун роҳ ёфт,
Завқи имон дар дили огоҳ ёфт.
Шуд дилаш аз завқи имон беқарор,

Ғам даромад гирди ӯ беғамгусор.
Гуфт: -Шайхо,тоқати ман гашт тоқ,
Ҳеҷ тоқат менаёрам дар фироқ.
Меравам з-ин хокдони пурсадоъ,
Алфидоъ, -эй Шайхи олам алфидоъ.
Чун маро кӯтаҳ хоҳад шуд сухун,
Оҷизам авфе куну хасме макун.
Ин бигуфт он моҳу даст аз ҷон фишонд,
Ними ҷоне дошт бар ҷонон фишонд.
Гашт пинҳон офтобаш зери меғ,
Ҷони ширин з-ӯ ҷудо шуд,эй дареғ.
Қатрае буд ӯ дар ин баҳри маҷоз,
Сӯи дарёи ҳақиқат рафт боз.
Ҷумла чун боде зи олам меравем,
Рафт уву мо ҳама ҳам меравем.
З-инчунин афтад басе дар роҳи ишқ,
Ин касе донад,ки ҳаст огоҳи ишқ.
Ҳарчи мегӯянд дар раҳ мумкин аст,
Раҳмату навмеду макру эмин аст.
Нафс ин асрор натвонад шунуд,
Бе насиба гӯй натвонад рабуд.
Ин ба гӯши ҷону дил бояд шунид,
Не ба нақши обу гил бояд шунид.
Ҷанги дил бо нафс ҳар дам сахт шуд,
Навҳае мехон , ки мотам сахт шуд.
Андар ин дил чобуке бояд шигарф,
То кунад ғаввоси ин баҳри жарф.

БАЙТИ 306. **АРАБ**: Мурод Каъба, ки дар Арабистон воқеъ аст. **МАЪНӢ**: Муридон бо ҳамроҳии он муриди хос дубора аз Каъба ба Рум бозгаштанд ва дар он ҷо гӯшанишинӣ ихтиёр карданду рӯзу шаб ба ибодат машғул шуданд.

БАЙТИ 307. **ШАФОАТ**: Илтимос кардан, талабидани авф ё ёрмандӣ аз касе барои касе, восита, поймардӣ. **МАЪНӢ:** Ҳар кадоме аз муридон ба даргоҳи Ҳақ таоллоҳ садҳо ҳазор бор дуову илтиҷо мекарданд, гоҳе талаби авф ва замоне зориву илтиҷо мекарданд.

БАЙТИ 308**. ЧИЛ ШАБОНАРӮЗ**: Мурод чилланишинӣ. Яке аз русуми аҳли сайру сулук аст, ки бо риояти одоби хосе чиҳил рӯз ба риёзат мепардозанд. **МАҚОМ**: Маҳалли иқомат. **МАЪНӢ**: Ҳамчунин чил шабонарӯз дар як манзил лаҳзае аз ибодату риёзат даст накашиданд.

БАЙТИ 309. **МАЪНӢ**: Ҳамаи он чаҳор сад мурид чил шабонарӯз пайваста ба риёзат машғул буданд ва хӯрду хобро фаромӯш карда буданд.

БАЙТИ 310. **ТАЗАРРӮЪ**: Илтиҷо, илтимос ба хорию зорӣ. **САЪБНОК**: Душвор, тарснок, шадид. **МАЪНӢ:** Аз нолаву зорӣ ва илтиҷои он муридони покизадил хурушу ғавғое саҳмноке дар осмон афтод.

БАЙТИ 311. **САБЗПӮШОН:** Киноя аз фариштагон. **КАБУД ПӮШИДАН**: Нишонаи азодорӣ аст. **МАЪНӢ**: Фариштагон дар боло ва поин ба сабаби азодории муридон ҷомаи мотам дар бар карданд.

БАЙТИ 312. **МАЪНӢ**: Оқибат тири дуои он муриди хос, ки пешсафи муридон буд, ба ҳадаф расид, яъне иҷобат шуд.

БАЙТИ 313.**ПОКБОЗ:** Ошиқе, ки бо дидаи поки ибрат ба маъшуқ менигарад. **МАЪНӢ:** Баъд аз чил шаби дуову ниёз ба даргоҳи Ҳақ он муриди хоси покизаназар аз сабаби нолаву зорӣ аз ҳуш рафта буд ва дар ҷаҳони ҳайрат ба сар мебурд.

БАЙТИ 314. **КАШФ**: Парда бардоштан, бараҳна кардан, дар истилоҳи урафо зуҳури он чи дар хуфия бувад, пай бурдан ба Худованд аз роҳи дил**. МАЪНӢ**: Саҳаргоҳон насими атрангезе вазид ва фаҳми ҷаҳони ғайб дар оинаи софи дили он муриди хос дурахшид.

БАЙТИ 315. **МУСТАФО:** Аз лақабҳои ҳазрати Муҳаммад(с). **МАЪНӢ:** Он муриди хос дар олами руъёи кашф ҳазрати пайғамбарро мушоҳида кард, ки чун моҳи тобон меояд ва ду гесуи дарози сиёҳашон ба души муборак буд.

БАЙТИ 316. **ВАҚФ**: Чизе, ки назр шудааст, бахшиш, инъом. **МАЪНӢ**: Сояи Худованди карим нури рӯи ҳазрати Муҳаммад буд, сад ҳазор ҷон фидои як тори мӯи ӯ бод.

БАЙТИ 317. **МАЪНӢ**: Ҳазрати Муҳаммад(с) бо лаби хандон ва бо виқори ба худ зебанда меомаданд ва ҳар касе эшонро медид, дар ҳайрат мемонд.

БАЙТИ 318. **НАБИЮЛЛОҲ:** Расули Худо, лақаби пайғамбар. **МАЪНӢ**: Вақте ки муриди хос ҷамоли ҳазрати пайғамбарро мушоҳида кард, ба зуддӣ аз ҷояш бархесту гуфт: -Эй расули Худо, аз барои Худо дастам гир, мадад кун.

БАЙТИ 319. **МАЪНӢ**: Эй расули Худо, ту раҳбари мардумонӣ, Шайхи мо, ки пиру муроди мо буд, аз дини ҳақ баргашт, ба хотири Худованд ӯро ба роҳи рост ҳидоят намо.

БАЙТИ 320. **МАЪНӢ**: Ҳазрати пайғамбар (с) гуфтанд:- Эй муриди соҳибирода ва қавиҳастию ҳимматбаланд, хотирҷамъ бош, ки шайхатро аз банди маҷоз озод кардам.

БАЙТИ 321. **МАЪНӢ**: Иродаи олии ту дар раҳоии Шайх кӯмак кард, арзу ниёзи чилрӯзаи ту сабаби наҷоти Шайх гардид.

БАЙТИ 322. **ҒУБОР ДАР РОҲ БУДАН**: Киноя аз монеа будан дар миёни солик ва Ҳақ. **МАЪНӢ:** Дар миёни Шайх ва Ҳақ аз дер боз ба андозаи гарду ғубори сиёҳ монеае вуҷуд дошт.

БАЙТИ 323. **МАЪНӢ**: Ҳоло он ғубори сиёҳи монеаро аз байн бардоштем ва Шайхро аз зулмати маҷоз раҳо кардем.

БАЙТИ 324. **МУНТАШИР**: Интишорёбанда, паҳншаванда. **МАЪНӢ:** Ҳамчунин аз баҳри бекаронаи шафоати худ як қатра бар ҷаҳони ӯ парокандам.

БАЙТИ 325. **МАЪНӢ:** Акнун, эй муриди содиқ, дар асари дуои шумоён он монеа аз роҳи ӯ бартараф шуд ва тавбаву пушаймонӣ ҷои ӯро гирифт.

БАЙТИ 326. **МАЪНӢ**: Ту ин нуктаро яқин медон, ки сад олам гуноҳу хат о бо илтиҳоби як тавба ба даргоҳи Худованд аз бандагон зудуда мешавад.

БАЙТИ 327. **МАЪНӢ:** Баҳри бекаронаи бахшиши Худованд агар ба ҷунбишу мавҷзанӣ дарояд, ғубори гунаҳҳои тамоми инсонҳоро мешӯяд.

БАЙТИ 328**. МАЪНӢ**: Ҳазрати Расули акрам(с) ин нуктаҳоро аз караму бахшиши Худованд ба муриди содиқ гуфтанду аз мушоҳидаи ӯ ғоиб гардиданд.

БАЙТИ 329. **МАЪНӢ**: Он муриди содиқ аз шодии ин хабари хуш беҳуш шуд ва чун ба худ омад фарёд зад, ки фалак аз фарёди ӯ ба ҳаяҷон омад.

БАЙТИ 330. **МАЪНӢ**: Муриди хос аз ин хабари хуш, ки тавассути пайғамбар Шайх наҷот ёфт, ҳамаи ёронро огоҳ кард ва ҷумла ба роҳ баромаданд.

БАЙТИ 331. **МАЪНӢ:** Муриди хос бо ҷамъи дӯстон аз шиддати шавқ гирёну давон то ба он ҷо расиданд, ки пирашон хукчаронӣ мекард.

БАЙТИ 332. **ЧУН ОТАШ ШУДАН**: Монанди шӯълаи оташ шодону рақсон шудан. **МАЪНӢ**: Шайхро диданд, ки аз шиддати беқарорӣ монанди шӯълаи оташ шодону хандон мерақсад.

БАЙТИ 333. **НОҚУС**: Занги бузурги калисо, ки барои дуои маросими мазҳабӣ ба садо медароранд, ноқуси муғон ин ҷо ба маънии ноқуси тарсоёну габрони кофир ба кор рафтааст. **МАЪНӢ**: Муридон диданд, ки пирашон ноқуси габрӣ ва камарбанди тарсоиро аз худ дур андохтааст.

БАЙТИ 334. **ГАБРГӢ:** Мурод кофирӣ аст. **ДИЛ ПАРДОХТАН**: Дилро холӣ кардан, даст кашидан. **МАЪНӢ:** Ҳамчунин кулоҳи кофириро аз худ дур андохтаву аз дини насронӣ безор гаштааст.

БАЙТИ 335. **МАЪНӢ**: Шайх чун муридони худро аз дур мушоҳида кард, вуҷуди худро дар миёни нури шодиву хурсандӣ ёфт.

БАЙТИ 336. **ЗИ ХИҶЛАТ ҶОМА ЧОК КАРДАН**: Изҳори шарму ҳаё ва шармандагӣ кардан. **МАЪНӢ**: Шайх аз сабаби шармандагӣ либосҳояшро дар тан пора мекарду аз дасти нотавонӣ бар сару рӯи худ хокпошон нолаву зорӣ мекард.

БАЙТИ 337. **МАЪНӢ:** Гоҳе аз шиддати дарди беқарорӣ монанди абр аз чашмонаш ашки хунин мефишонду гоҳе аз шӯри шавқ хостори фидо кардани ҷонаш буд.

БАЙТИ 338. **МАЪНӢ:** Гоҳе аз оҳи оташноки ӯ пардаи чархи фалак оташ мегирифту гоҳе аз афсӯсу дареғи ӯ хун дар рагҳояш ба сӯзиш медаромаданд.

БАЙТИ 339. **ХАБАР:** Ҳадис ва гуфтори ҳазрати Муҳаммад(с). **МАЪНӢ**: Донишу ҳикмат ва розҳои Куръон ва аҳодиси набавиро аз замири ӯ ба куллӣ пок карда буданд.

БАЙТИ 340. **МАЪНӢ:** Ногаҳон тамоми донишу ҳикмати фаромӯшшудааш ба хотираш омад ва аз банди нодонию ҷаҳолат наҷот ёфт.

БАЙТИ 341. **ФУРӮ НИГАРИСТАН**: Тааммул кардан, андеша кардан. **МАЪНӢ**: Шайх вақте ба ҳоли худ тааммул кард ва ба иштибоҳи худ пай бурд, дарҳол ба даргоҳи Худо ба саҷда афтоду бигрист.

БАЙТИ 342**. МАЪНӢ**: Вуҷуди Шайх аз гиряи хунинаш монанди гул ба хун оғушта шуда буд ва аз хиҷолати шармандагӣ саропояшро арақ зер карда буд.

БАЙТИ 343. **АСҲОБИНОШ**: Дӯстону ёрон, ҳамсӯҳбатон. **МАЪНӢ:** Вақте ки муридон Шайхро дар чунин ҳолат мушоҳида карданд, ки ҳам мубталои андӯҳ буду ва ҳам аз сабаби наҷот механдид.

БАЙТИ 344. **МАЪНӢ**: Муридон ҳайрону саргардон назди пири худ рафтанд ва ба шукуронаи наҷоти муроди худ тайёр буданд ҷони худро қурбон кунанд.

БАЙТИ 345. **МЕҒ**: Абр. **МАЪНӢ**: Муридон ба Шайх гуфтанд: - Эй пири аз асрори ниҳон бохабаршуда, абри тира аз пеши хуршеди маърифати ту канора шуд.

БАЙТИ 346. **МАЪНӢ**: Куфру носипосӣ аз роҳи маърифати ту бартараф шуд ва имону эътиқод ба Худо ҷои онро гирифт ва он шайхи тарсошудаи Рум аз нав мусулмон шуд.

БАЙТИ 347. **МАЪНӢ**: Дарёи бахшиши парвардигор бар асари дуо мавҷ зад ва ҳазрати Расул(с) шафоатхоҳи гуноҳҳои ту шуданд.

БАЙТИ 348. **МАЪНӢ:** Эй Шайх, акнун шукрона аз инояти Худованд ба андозаи чанд олам аст, шукри Худованд кун, аз баҳри чӣ мотам гирифтаӣ?

БАЙТИ 349. **ҚОР:** Моддаи сиёҳ, ки аз нафт ба даст меояд. **МАЪНӢ:** Шукри Худованд, ки дар дарёи сиёҳи гумроҳӣ роҳе ба равшании хуршед падидор кард.

БАЙТИ 350. **ДОНАД:** Тавонад. **МАЪНӢ**: Он Худованди қодиру тавоно, ки равшвниро сиёҳ гардонад, яъне ба ҷои рӯз шабро оварад, метавонад роҳи бозгаштро барои гунаҳгорон муҳайё созад.

БАЙТИ 351.**МАЪНӢ**: Худованди қодиру тавоно вақте ки оташи тавбаву надомат аз гуноҳро шӯълавар мегардонад,ҳама гуноҳҳоро месӯзонад ва мебахшад.

БАЙТИ 352. **АЛҚИССА:** Хулосаи калом. **МАЪНӢ:** Шоири ориф мефармояд: Достонро хулоса мекунам, хулласи калом, аз ҷои

хукбонии Шайх муридон бо пири худ азми бозгашт ба Қаъба намуданд.

БАЙТИ 353.**МАЪНӢ:** Шайх Санъон ғусл карду хирқа пӯшид ва бо муридони худ роҳи ватанро пеш гирифт.

БАЙТИ 354**. МАЪНӢ**: Аз сӯи дигар , духтари тарсо дар хоб дид, ки офтоб дар канораш афтодааст.

БАЙТИ 355. **ЗАБОН КУШОДАН**: Сухан гуфтан. **МАЪНӢ**: Офтоб ба сухан омаду ба духтар гуфт, ки ҳоло бархезу аз паи шайхат равон шав ва пайрави ӯ бош.

БАЙТИ 356. **ХОКИ КАСЕ БУДАН**: Мутеъ ва фармонбардорӣ касе будан. **ПАЛИД**: Нопок. **МАЪНӢ**: Дини Шайхро қабул фармо ва мутеъу фармонбардори Шайх бош. Ту, ки ӯро аз ислом берун кардӣ, кунун бираву дини ӯро қабул фармо ва пайрави мазҳаби покизаи ӯ бош.

БАЙТИ 357. **БЕ МАҶОЗ** : Бе дурӯғ, аз сидқу ростӣ. **МАЪНӢ:** Чун Шайх ба дини ту аз сари садоқат ва ростӣ омад, ту низ барои расидан ба ҳақиқат ва маърифати ҳақиқӣ ба дину ойини ӯ пайравӣ кун.

БАЙТИ 358**. МАЪНӢ**: Ту, ки муддате сабаби гумроҳии ӯ будӣ, акнун ки ӯ роҳи ростро ёфтааст, ту ҳамроҳи ӯ бош.

БАЙТИ 359. **МАЪНӢ:** Ту, ки ӯро фиреб додӣ, ҳоло ӯро ҳамроҳӣ кун, то чанд дар ғафлат ва гумроҳӣ мемонӣ, огоҳ шав!

БАЙТИ 360. **МАЪНӢ:** Ҳангоме ки духтар аз хоб бедор гардид, анвори ҳақиқат монанди хуршед аз дилаш медурахшид.

БАЙТИ 361. **МАЪНӢ:** Духтари тарсо аз он хитобаи некӯи офтоб сахт беқарор гардид.

БАЙТИ 362. **ТАЛАБ**: Дар истилоҳи урафо ҷустуҷӯ кардан аз мурод ва матлубро гӯянд. **МАЪНӢ:** Дар дили духтар дарди аҷибе падид омад, он дарди талаб ва ҷустуҷӯи Ҳақ буд, ки ӯро беқарор кард.

БАЙТИ 363.**ДИЛ АЗ ДАСТ АФТОДАН**: Ошиқ шудан. **МАЪНӢ:** Оташи ишқу талаб дар ҷону дили духтар афтод, чун даст ба рӯи дил гузошт, дид, ки дилаш аз даст рафта ва ошиқи беқарор гаштааст.

БАЙТИ 364. **МАЪНӢ:** Духтар намедонист, ки ин ҷони беқарор дар вуҷудаш тухми ишқ коридааст, чӣ самарае хоҳад дод.

БАЙТИ 365. **МАЪНӢ:** Духтар худро дар як олами ҳайратангезе дид, ки ишқ бехабар омада буду мунису ғамхоре надошт.

БАЙТИ 366. **МАЪНӢ**: Он олами аҷибе, ки касе роҳи шинохти онро намедонад, он ҷо гунг бояд буд, зеро забон аз тавсифи он оҷиз аст.

БАЙТИ 367. **ДАРЗАМОН:** Зуд, фавран, таъҷилан. **НОЗУ НАХВАТ**: Хушаҳволӣ, тафохур, ғурур. **МАЪНӢ:** Эй аҷаб, фавран он нозу тафохур, он ғурури хушҳолӣ ба мисли қатраҳои борон аз вай фурӯ рехтанд.

БАЙТИ 368. **МАЪНӢ**: Духтари тарсо дар ҳоле, ки паймонаи дилаш лабрез аз ишқу талаб буд, фарёдзанону ҷомадаррон ва хок барсаркунон, гӯё ки дар миёни дарёи хун аз дунболи Шайх давид.

БАЙТИ 369. **МАЪНӢ**: Духтар дар ҳоле, ки дилаш пурдард аз ишқ буд, аз дунболи Шайху муридони ӯ равон гардид.

БАЙТИ 370. **ХАЙ**: Арақ. **МАЪНӢ**: Духтар монанди абри оғушта дар қатраҳои шабнам беқарору саргашта аз ишқ аз паси Шайх медавид.

БАЙТИ 371. **МАЪНӢ**: Духтари тарсо намедонист, ки дар ин биёбону дашти танҳоӣ аз кадом тараф бояд бигзарад (яъне тариқатро аз куҷо оғоз кунад).

БАЙТИ 372. **МАЪНӢ**: Духтар аз шиддати нотавонию саргаштагӣ дар он биёбон танҳо ба хушӣ нола мекард ва дар ниҳояти нолаву зорӣ рӯи худро бар хок мемолид.

БАЙТИ 373. **МАЪНӢ**: Ҳар замон бо зорию ниёзмандӣ мегуфт: -Эй Худованди саховандманду роҳдону мушкилкушо.

БАЙТИ 374. **АВРАТ**: Зан, духтар. **МАЪНӢ**: Ман духтари дилаздастдодаву бечораам ва аз диёру хонумон ҷудо гаштаам.

БАЙТИ 375. **МАЪНӢ**: Худоё, мардеро, ки дар роҳи рости ту буд, гумроҳ кардам, ту карам намову маро гумроҳ макун, ки ман ноогоҳона кардам.

БАЙТИ 376. **ҚАҲҲОРӢ:** Сахтгир, хашмовар, яке аз сифоти Худованд. **МАЪНӢ**: Эй Худо, дарёи хашми худро аз ҷӯш боз дор, ман нафаҳмидам, хато кардам, ту Худованди хатобахшу гуноҳпӯшӣ, иштибоҳи маро бипӯшон.

БАЙТИ 377. **МАЪНӢ**: Худоё, ҳар гуноҳе, ки аз бехабарӣ содир кардам, бар мани бенаво хурда магир, ман дини ҳақро пазируфтам, аз рӯи иноят ба ман ёри намо.

БАЙТИ 378. **ЭЪЛОМ КАРДАН**: Огоҳ кардан, хабардор кардан. **МАЪНӢ**: Шайхро аз ботин огоҳ карданд, ки духтари тарсо аз дини насронӣ берун шуд.

БАЙТИ 379. **МАЪНӢ**: Ва ӯ бо даргоҳу иззу ҷалоли мо ошно шуд, ҳоло кори бандагии ӯ дар роҳи мустақими мост.

БАЙТИ 380. **МАЪНӢ**: Ҳоло, эй Шайх, аз роҳ боз гарду дубора пеши он занами зебои худ рав ва бо ӯ ҳамдаму мунис бош.

БАЙТИ 381. **МАЪНӢ:** Шайх фавран монанди бод аз роҳ бозгашт, муридон дубора ба шӯру ҳаяҷон омаданд.

БАЙТИ 382. **ТАКУ ТОЗ**: Давидан, кӯшишу заҳмат кашидан. **МАЪНӢ**: Ҳама муридон ба як овоз ба Шайх гуфтанд: -Эй Шайх, боз дар сар чӣ хаёл дорӣ, он тавбаву нолаву зории ту аз баҳри чӣ буд?

БАЙТИ 383. **НОНАМОЗӢ:** Нопокию бенамозӣ. **МАЪНӢ:** Оё дубора ишқбозӣ мекунӣ, тавбаю надоматро бас кардӣ, боз нопокию бенамозӣ мекунӣ?

БАЙТИ 384. **МАЪНӢ:** Шайх аҳволи духтари тарсоро ба муридон баён кард, ҳар ки ин ҳодисаро шунид аз шиддати ҳайрат аз ҷони худ даст кашид.

БАЙТИ 385. **МАЪНӢ**: Шайх бо муридон ба ақиб баргаштанд ва он ҷо расиданд, ки он зебосанам беқарор афтода буд.

БАЙТИ 386. **МАЪНӢ**: Шайху муридон диданд, ки рӯи зебои духтар ба мисли тилло зард гашта ва мӯйҳои тиллоранги ӯ аз гарди хоки роҳ ранги худро гум кардааст.

Байти 387. **МАЪНӢ:** Сару по бараҳнаву пераҳан пора –пора дар рӯи хок ба мисли мурдае афтодааст.

БАЙТИ 388. **ҒАШ**: Беҳуш шудан, аз ҳол рафтан. **МАЪНӢ**: Ҳангоме ки духтар Шайхи худро дид, аз шиддати дарду ранҷ беҳуш гардид.

БАЙТИ 390. **МАЪНӢ**: Вақте духтар аз ҳайрату ҳаяҷон ва беҳушӣ ба хоб рафт, Шайх аз оби дидаи худ ба рӯи ӯ об зад.

БАЙТИ 391. Вақте духтар ба худ омаду ба Шайх нигарист ва дид, ки Шайх чун абри баҳор мегиряд.

БАЙТИ 392. **МАЪНӢ**: Духтар лаҳзае аз аҳду вафодории Шайх андешид ва худро пеши пои Шайх партофту изҳори тавбаву надомат кард.

БАЙТИ 393.**ТАШВИР**: Шармсорӣ, шармандагӣ. **МАЪНӢ**: Духтар гуфт: -Эй Шайх, аз шармандагии ту ҷонам месӯзад, аз ин пас наметавонам, ки пинҳонӣ бисӯзам.

БАЙТИ 394. **МАЪНӢ**: Ҳиҷоби зулмотро аз пеши ман дур кун, то огоҳ гардам, исломро ба ман арза кун , то ба дини ҳақ дароям.

БАЙТИ 395. **МАЪНӢ**: Шайх Санъон ба духтар бинои мусулмониро арза кард ва аз ин амал шӯру ғулғулае дар ҷамъи муридон афтод.

БАЙТИ 396. **АҲЛИ АЁН**: Аҳли яқин, соҳибдил. **МАЪНӢ:** Вақте он зебосанам аз аҳли яқин ва худошинос шуд, муридон аз шодӣ ашк рехтанд.

БАЙТИ 397. **МАЪНӢ:** Оқибат он зебосанам роҳи ростро ба сӯи Худо пайдо кард ва завқу лаззати имонро дар дили бедори худ эҳсос кард.

БАЙТИ 398. **МАЪНӢ:** Ҳангоме ки дили духтар аз завқи имону эътиқод беқарор гардид, ғами ишқи ҳақиқӣ беғамгусор саросари вуҷуди ӯро фаро гирифт.

БАЙТИ 399. **ТАҚАТ ТОҚ ШУДАН**: Таммом шудани сабру таҳаммул. **МАЪНӢ:** Духтар гуфт: -Эй Шайх, сабру таҳаммули ман тамом шуд, дигар тоқати ҷудоиро надорам.

БАЙТИ 400. **ХОКДОНИ ПУРСУДОЪ**: Киноя аз дунёи хокии пурдард. **АЛФИДОЪ**: Хайрбод, падруд. **МАЪНӢ**: Эй Шайх, ман аз ин дунёи хокии пурдард меравам, падруд, эй пири бузургвор, хайрбод.

БАЙТИ 401. **МАЪНӢ:** Маро вақти сафар ба он дуне расид ва дигар маҷоли сухан гуфтан надорам, ту маро бубахшу аз гуноҳам гузар.

БАЙТИ 402. **МАЪНӢ:** Он духтари моҳрӯ ин суханро гуфту ҷон дод, дар он ҳалати беқарориб заифӣ, ки нимҷоне дошт онро ҳам фидои маҳбуби ҳақиқӣ кард.

БАЙТИ 403. **МАЪНӢ:** Офтоби вуҷуди духтари тарсо дар зери пардаи абр ғоиб гардид, афсӯс, ки ҷони ширинаш аз ӯ ҷудо шуд.

БАЙТИ 404. **БАҲРИ МАҶОЗ**: Киноя аз дуне. **ДАРЁИ ҲАҚИҚАТ**: Олами рӯҳонӣ, ҷаҳони боқӣ. **МАЪНӢ:** Он духтар дар ин ҷаҳони фонӣ монанди қатрае дар баҳр буд, ки дубора ба дарёи ҳақиқат, ҷаҳони боқӣ бипайваст.

БАЙТИ 405. **МАЪНӢ**: Мо ҳама монанди бод аз ин олами фонӣ меравем, духтари тарсо рафт, мо ҳам рӯзе хоҳем рафт.

БАЙТИ 406. **МАЪНӢ:** Дар роҳи ишқ аз ин гуна воқеаҳо зиёд пеш меояд, ин асрорро касе медонад, ки аз рамзу рамузи ишқу ошиқӣ бохабар аст.

БАЙТИ 407. **РАҲМАТ**: Меҳру шавқат, бахшоишу эҳсон. **МАЪНӢ:** Ҳар чӣ дар мавриди роҳи ишқу водиҳои маърифат мегӯянд, имконпазир аст, дар ин роҳ меҳру шавқат, яъсу дармондагӣ, ҳиллаву фиреб ва эминию растагорӣ вуҷуд дорад, набояд инҳоро инкор кард.

БАЙТИ 408. **БЕ НАСИБА**: Бе қисмати Худованд. **ГӮЙ РАБУДАН:** Ғолиб омадан, зафар ёфтан**. МАЪНӢ:** Нафси аммора наметавонад ин асрорро дарк кунад, бе қисмати Худованд наметавон чизеро ба даст овард.

БАЙТИ 409. **НАҚШИ ОБУ ГИЛ**: Қолаби хокии инсон. **МАЪНӢ**: Ин маъниро бо ҷону дил бояд дарк кард, на бо вуҷуди хокӣ ба он таваҷҷӯҳ кард.

БАЙТИ 410. **МАЪНӢ:** Ҷангу ҷидоли дили софӣ бо нафси аммора ҳар лаҳза сахту шиддат мегардад, навҳаву зорӣ кун, ки мотаму азо зиёд шуд.

БАЙТИ 411. **ШИГАРФ**: Аҷиб, бузург, тавоно, зебо. **ЖАРФ**: Чуқур, амиқ, бепоён. **МАЪНӢ**: Дар ин роҳ дили софӣ ва далеру чобуке даркор аст, ки то тавонад дар даёи чуқури бепоёни ишқ шиновар бошад.

# МАВЛОНО ҶАЛОЛУДДИН БАЛХӢ

Мавлоно Ҷалолуддин Муҳаммади Балхӣ яке аз бузургтарин орифони шоири адабиёти оламшули форсу тоҷик ва тамаддуни башарӣ аст. Номаш Муҳаммад ва лақабаш Ҷалолуддин буда, дар замони ҳаёташ бо унвонҳои «Худовандгор» ва «Мавлоно» шӯҳрат дошт ва аз асри ХУ ба баъд ӯро бо унвони «Мавлавӣ» ҳам ёд кардаанд. Дар мавриди соли таввалуд ва зодгоҳи Мавлавӣ аксари муҳаққиқон бар онанд, ки ӯ шашуми рабеулаввали соли 604 ҳ.қ. дар шаҳри Балх,ки дар он замон яке аз марказҳои фарҳангӣ ва адабӣ маҳсуб мешуд, ба дуне омадааст.Гурӯҳи дигар аз ҷумла Бадеъуззамон Фурӯзонфар ва файласуфи тоҷик Хуршед Зиёев зодгоҳи ӯро Вахши Тоҷикистон медонанд.Бояд зикр кард, ки Вахш дар он замон аз навоҳии Балхи Хуросон буд ва баъид нест,ки Баҳоуддин Валад –падари бузургвори Мавлоно дар Вахш низ зиста ва ба иршод машғул шуда бошад ва Муҳаммад дар он ҷо таваллуд шуда бошад.Мавлоно аз он ҷо ки дар Рум зиндагонӣ карда ва мадфанаш низ дар дар Қунияи Рум аст,аз вай бо номи «Румӣ» низ ёд кардаанд.Тахаллуси Мавлоно дар «Девони ғазалиёти Шамс» гоҳе «Шамси Табрезӣ» ва гоҳе «Хомӯш» аст.

Падари Мавлоно Баҳоуддин Валад набераи духтарии Алоуддини Хоразмшоҳ буда,яке аз уламои бузурги замони худ ва бо унвони «Султонулуламо» шӯҳрат дошт. Баҳоуддин Валад, ки яке аз машоихи сӯфия маҳсуб мешуд,мардуми Хуросон ба вай иродати тамом доштанд.Ин дилбстагии мардум боис шуда, ки Муҳаммад Хоразмшоҳ ба ӯ рашк барад ва ба ҳарос афтад.Ҳасаду кинаи Муҳаммад Хоразмшоҳ сабаби муҳоҷирати Баҳоуддин Валад бо хонаводааш ба Қуния мегардад.Бино ба гуфтаи муҳаққиқон Баҳоуддин Валад бо мутакаллими бузурги муосираш Фахри Розӣ, ки дар дарбори Хоразмшоҳиён нуфузи фаровон дошт, дар мухолифати ошкоро буд. Ҳамчунин бими ҳамлаи муғул низ ба ин муҳоҷират бе таъсир набудааст.Ҳамин тариқ Баҳоуддини Валад ба аҳли хонавода дар байни солҳои 614 – 618 ҳ.қ. ба қасди зиёрати Каъба раҳсипори Арабистон шуд. Ривоят мекунанд, ки дар ин сафар чун ба Нишопур расиданд,бо дидори орифи шоири бузург Шайх Фариддадини Аттор мушарраф гардиданд. Гӯё Шайх Аттор нусхае аз «Асрорнома»-и худро ба Ҷалолуддин Муҳаммад, ки он вақт хеле ҷавон буд, ҳадия мекунад ва падарашро таъкид мекунад, ки «ин фарзандро гиромӣ дор, зуд бошад, ки аз нафаси гарм оташ дар сӯхтагони олам занад». Бино ба назари устод Шафеи Кадканӣ «ин дидор, ки ағлаб тазкиранависон аз он ёд кардаанд, ҳам аз назари солшуморӣ шуданист ва ҳам аз рӯи расми одати сӯфиён пазируфтанӣ».

Баҳоуддин Валад тавассути Бағдод ба Мака меравад ва баъд аз ба ҷо овардани маросими ҳаҷ чаҳор сол дар Малотия ва ҳафт сол дар диёри Ларанда, ки аз маркази ҳукумати Салчуқиён дар Осиёи Сағир буд, зиндагӣ мекунад. Дар ин ҳангом муғулон ба Осиёи Миёна ҳуҷум

меоваранд ва Балх мисли дигар навоҳии қаламрави ислом дучор фитнаи ин аҳремансириштон мегардад, Баҳоуддин Валад дигар азми ватан намекунад. Ҷалолуддин Муҳаммад дар ҳабдаҳсолагӣ бо хоҳиши падар дар ҳамин шаҳр ба Гавҳархотун – духтари Хоҷа Лолои Самарқандӣ издивоҷ мекунад. Овозаи тақво ва таъсири сухани Баҳоуддин Валад дар кишвари Рум интишор меёбад, шоҳони Салчуқӣ орзуи дидори ӯро мекунанд ва бо даъвати Алоуддин Кайқубод- подшоҳи салчуқии Рум ба Қуния меравад ва то охири умр (18-рабеулаввали соли 628 ҳ.қ.) дар ин шаҳр ба нашри илму ирфон ва иршоди мардум машғул мешавад.

Аз падари Мавлоно асаре бо номи «Маъорифи Баҳои Валад» боқӣ мода, ки шомили маҷолис ва ваъзҳои ӯст ва ҳама дар мавриди ҳақиқати тасаввуф мебошанд.Ҷалолуддин Муҳаммад таҳсилоти ибтидоии тасаввуфро назди падар меомӯзад ва баъд аз марги ӯ бо дархости муридон ҷонишини падар мегардад ва ба иршоди мардум шуғл меварзад. Мавлоно баъд аз ин муфтӣ ва фақеҳу мударрис шуд ва як сол бидуни дастгирии пиру муршиде зиндагӣ кард. Бурҳониддин Муҳаққиқи Тирмизӣ – шогирди вафодори падараш ба орзуи дидори пиру муршиди худ ба Куния меояд, ки як сол аз вафоти Баҳоуддин Валад гузашта буд. Ба ҳаққи ҳурмати устод ва подоши заҳматаш фарзанди ӯ Ҷалолуддини Муҳаммадро зери сарпарастии худ мегирад ва нӯҳ сол ба таълиму иршоди вай мепардозад. Бо ташвиқ ва раҳномоии ин пири мушфиқ Мавлоно барои такмили дониш ба Ҳалаб меравад ва дар ҳамин шаҳр аз дарси Камолиддин бинни Аладим баҳра мегирад. Баъд аз ин ба Димишқ меравад ва дар он ҷо ба сӯҳбати ориф ва мутаффакири барҷаста Ибни Арабӣ- бунёдгузори ирфони илмӣ- истидлолӣ ноил мегардад.Иқомати Мавлоно дар Ҳалабу Димишқ ба гуфти баъзе ҳафт ва ба қавли бархе чаҳор сол тӯл кашидааст.Мавлоноро дар Қуния ба сифати як донишманди мумтози улуми исломӣ истиқбол карданд, вале Бурҳониддини Муҳаққиқ ин илми қолро кофӣ намедонад ва ӯро ба риёзат вомедорад. Ин илми қол мебоист аз софии ҳол бигзарад, то дониши андӯхта возеҳ гардад. Баъд аз чиҳил рӯзи чилланишинӣ муршиди меҳрубон дарёфт, ки вуҷуди муриди ҷавони донишмандаш холӣ аз кудурат гашта ва дигар ниёзе ба риёзату муҷоҳидат надорад, дастур дод то ба раҳнамоӣ ва иршоди муридон машғул шавад.

Бурҳониддин Муҳаққиқи Тирмизӣ соли 638 ҳ.қ. дар шаҳри Қайсария даргузашт ва Мавлоно баъд аз ин панҷ сол ба тадриси улуми динӣ мепардозад ва дар он рӯзгор ба сифати пешвои дин ва сутуни шариати муҳаммадӣ шӯҳрат меёбад. Бино ба гуфти муҳаққиқон то чаҳорсад шогирд дар ҳалқаи дарси ӯ гирд меомаданд ва ба қавли фарзандаш Султон Валад беш аз даҳ ҳазор мурид дошт:

Даҳ ҳазораш мурид беш шуданд,
Гарчи аввал зи сидқ дур буданд,
Ваъз гуфтӣ зи ҷуд дар минбар,
Гарму гиро чу ваъзи пайғамбар.

Ошноии Мавлоноро ба Шамсуддин Муҳаммад бинни Алӣ бинни Маликдоди Табрезӣ маъруф ба Шамси Табрезӣ- ринди оламсӯзи бесару пое, ки ба қавли Хоҷа Ҳофиз «хишт дар зери сару пой бар тараки нӯҳ ахтар» дорад, мавлавишиносон «таваллуди дигар»-и Мавлоно донистаанд. Бино ба қавли сарчашмаҳо ва малавишиносон душанбеи 26-ҷимодулсонии соли 642 ҳ.қ. Шамси Табрезӣ ба Қуния меояд ва Мавлоно бар асари ошноӣ бо ӯ сарнавиштаташ дигаргун мегардад ва инқилобе дар рӯҳу ҷони вай падид меояд, ки дарсу баҳс ва ваъзро канор мегузораду аз дилу ҷон толиби сӯҳбати Шамс мегардад. Дар мавриди Шамси Табрезӣ ва мулоқоти ӯ бо Мавлоно муаллифи сарчашмаҳо ривоятҳо овардаанду муҳаққиқон назари пурихтилоф доранд. Гурӯҳе агар ӯро шахсияти воқеӣ донанд, баъзе ӯро шахси хаёлӣ ва сунбулии Мавлоно донистаанд. Мавлоно мегӯяд, ки «Шамси Табрез туро ишқ шиносад на хирад» ва ҳақ бар ҷониби устод Шафеи Кадканӣ аст, ки мегӯяд: «Агар таваллуди дубораи Мавлоно марҳуни бархурд бо Шамс аст, ҷовидонагии номи Шамс низ ҳосили мулоқоти ӯ бо Мавлоност». Нақл аст, ки Шамс – он нодири даврон дар ҷустуҷӯи «касе» аз ҷинси худ буд, то ба ӯ рӯ оварад ва ӯро қибла созад, ки аз худ малул шуда буд. Гӯё дар ҳамон бархурди нахуст Мавлоно Шамсро сеҳри шахсияти худ кардаву Шамс Мавлоноро шефтаву шайдои худ гардонидааст. Шамси Табрезӣ, ки ӯро ба сабаби ҷаҳонгардияш «Шамси паранда» мегуфтанд, «таваҷҷӯҳи Мавлоноро аз истиғроқ дар баҳсу дарс ба истимрор дар завқу кашф кашонид ва беҳосилии илме, ки аз қилу қоли мадраса ҳосил мешуд, бар вай намоён кард».Мавлоно аз сӯҳбати Шамс дарёфт, ки илму зӯҳди аҳли мадрасаву хонақоҳ ҳиҷоби вай аст ва то ин ҳиҷоби тааллуқотро пора накунад, ба мулоқоти Худо намерасад.

Дар мавриди мулоқоти нахустини Шамс бо Мавлоно ривоёти дилангези омехта бо афсона дар сарчашмаҳо ва асарҳои тадқиқотӣ нақл шуда, ки боварнокарданист, аммо шуниданаш аҷиб аст. Нақл ст, ки чун Шамсӣ Табрезӣ Қуния омад, Мавлоноро дар канори ҳавз дарёфт, ки китобе чанд пеши худ гузошта буд ва яке аз онро мутолиа мекард. Шамс мепурсад, ки ин китобҳо чист? Мавлоно посух медиҳад, ки инро қилу қол гӯянд, тур бо ин чӣ кор… Шамс даст дароз мекунад ва китобҳоро як – як ба ҳавз мепартояд. Мавлоно бо таассуф мегӯяд, ки ҳай, дарвеш, чӣ кардӣ? Баъзе аз онҳо вафоиди валад буд, ки дигар ёфт нест. Шамси Табрезӣ даст дар об мекунад ва ягон ягон китобҳоро берун меоварад, ки об дар ҳеҷ кадомаш асар накарда буд. Мавлоно мепурсад, ки ин чӣ сир аст? Шамси Табрез ҷавоб медиҳад, ки ин завқу ҳол аст, туро аз ин чӣ хабар?

Ҳамчунин нақл мекунанд, ки Шамси Табрезӣ дар нахустин мулоқоташ аз Мавлоно мепурсад: «-Ё имомулмуслимин! Боязид бузург аст ё Мустафо(с)?» Мавлоно гуфта, ки аз ҳайбати ин суол гӯё ки ҳафт осмон аз якдигар ҷудо шуданду бар замин рехтанд ва оташе азим аз ботини ман бар димоғ зад ва аз он ҷо дидам, ки дуде то арш баромад. Пас аз он дар посух гуфтам: -Мустафо(с) бузургтарини оламиён аст, чӣ ҷои Боязид аст? Шамс мефармояд: -Пас чӣ маънӣ дорад, ки Мустафо(с)

мефармояд: «Мо ъарафнока ҳаққа маърифатука» ва Боязид мегӯяд: «Субҳоно мо аъзами шаъни…» Овардаанд, ки Мавлоно дар посух гуфтааст: «Абӯязидро ташнагӣ аз ҷуръае сокин шуд ва дам аз серобӣ зад. Кӯзаи идроки ӯ аз ин ҷуръа пур шуд ва он нур ба қадри равзанаи хонаи ӯ буд, аммо Мустафо(с)-ро истисқои азим ва ташнагӣ дар ташнагӣ буд ва синаи муборакаш ба шарҳи «Аллам яшраҳ лака сад рака» гашта буд, лоҷарам дам аз ташнагӣ зад ва рӯз дар истидъои зиёдатӣ қурбат намуд. Баъд аз ин гӯё се моҳ рӯзу шаб бо ҳам дар хилват нишастанд ва берун наёмданду касеро ҳам ҷуръати он набуд, ки назди эшон дарояд. Ҳамчунин қиссаҳои дигаре монанд ба ин дар мавриди каромоти эшон нақл шуда, ки бофтаи хаёли муридону ихлосмандон буда, дур аз ҳақиқат аст. Вале мақсуд он аст, ки Шамси Табрезӣ Мавлоноро аз илми қол, ки дар мадрасаҳо меомӯзанд, ба сӯи илми ҳол ҳидоят кард. Ҳамин шинохт буд, ки Мавлоно дарсу ваъз ва маснади тадрису фатворо тарк карду ба самоъу рақсу ваҷд пардохт. Сӯҳбати Шамсро, ки соатҳову рӯзҳо бо ҳам дар хилват менишастанд, аз ҳама боло гузошт. Ба ҳамин минвол баъд аз ошноӣ бо Шамс Мавлоно низ мисли ӯ ба як дарвеши шӯридаву беором мубаддал гашт. Мавлоно бо тулӯъи Шамс аз курсии саҷҷодаи пешнамозӣ бархост, то даст биафшонаду пойкубӣ кунад ва ба самоъу ваҷду ҳол бипардозад ва ҳамин шефтагию беқарории Мавлоно сабаби нохурсандӣ ва хушунати муридон ва ҳатто хонаводаи Мавлоно гашт. Кор то ба ҷое расид, ки муридон Шамсро соҳир хонданд ва бо чашмони ғаразомез ба Шамс нигаристанд. Шамс аз рафтори муридон ва аҳли Қуния сахт меранҷад ва рӯзи 21-шавволи 643 ҳ.қ. пас аз 16 моҳи истиқомат дар Қуния бехабар аз он ҷо меравад. Сабаби рафтани Шамс он қадар равшан нест. Гурӯҳе бар онанд, ки муридони Мавлоно ва ҳатто фарзанди ӯ Алоуддин қасди куштани Шамсро доштанд. Аз он сабаб, ки ҷонаш дар хатар будааст, тарки сӯҳбати Мавлоно кардааст. Баракси интизори муридон пас аз ғайбати Шамс низ Мавлоно ба маснади ваъзу тадрис барнагашт, балки бештар ба дарёи ишқ ғӯта зад ва комилан ба ваҷду самоъ пардохт. Дар фироқи Шамс ғазалҳои ҳиҷронӣ суруда, шавқи таҷдиди дидор орзу кардааст. Мегӯянд Мавлоно ба суроғи Шамс ба Табрез меравад, вале ӯро пайдо намекунад ва рӯҳафтодаву шикастахотир ба Қуния бармегардад. Муридон, ки аз кардаи худ пушаймон шуда буданд, ба сад арзу ниёз аз пиру муродашон узр мепурсанд. Малоно узри онҳоро қабул мекунад, вале аз хилватнишинӣ даст намекашад.Ҷустуҷӯи Шамс натиҷае намедиҳад. Рӯзе мусофире аз Димишқ номаи кӯтоҳе аз Шамс меоварад ва Мавлоно фарзанди калонии худ- Султон Валадро барои овардани Шамс ба Димишқ мефиристад. Султон Валад бо ҳамроҳии бист тан муридон Шамсро ба Қуния боз меоваранд. Ин навбат муридон ба ҳурмати Мавлоно Шамсро гиромӣ медоранд ва чун бузургии ӯро дарк мекунанд, худ низ маҷзубу шайдои вай мегарданд. Мавлоно барои он ки Шамс ба Қуния монад, Кимёхотун ном духтаре аз хешовандони худро ба никоҳи вай медарорад. Ҳамчунин нақл аст, ки Шамс ин духтарро чунон ранҷ медода, ки бечора ба мурдан расида буд. Аммо гароиши бештари Мавлоно ба самоъ ва тарки ваъзу

тадрис боз боиси хушунати муридон ва аҳли Қуния мегардад. Ин дафъа низ муридон ба ҳаққи Шамс бадгӯӣ карданд ва қасди куштани ӯ намуданд. Шамсро дил аз Қуния ва аҳли он хунук гардид ва соли 645 ҳ.қ. чунон нопадид гашт, ки касе надонист куҷо рафт. Поёни зиндагии ин ринди бесару по ва мурғи паррон чун оғози он маълум нест. Мавлоно пас аз ҷустуҷӯи бисёр ноумед гардид ва дар фироқи Шамс ғазалҳои ғарро суруд. Ошноии Малоно бо Шамс беш аз ду сол набуд, вале хотираи ӯ дар осори Мавлоно ҷовидон монд.

Пас аз ғайбати Шамс Салоҳиддини Заркӯб манбаи назари Мавлоно гардид ва рӯҳи пуртуғёни ӯ ба дидори ин марди омии заргар, ки омиёна сухан мекард ва қуфлро қулфу мубталоро муфтало мегуфт, оромиш ёфт. Салоҳиддини Заркӯб чун Мавлоно аз муридони Бурҳониддини Муҳаққиқ буд ва баъд аз марги пираш даст иродат ба Мавлоно додаст. Мавлоно ба ин марди омӣ чунон лутфу иноят дошта, ки боиси рашку ҳасади муридони дигар гашта. Салоҳиддин аввалин халифаи Мавлоно буда ва ин халифагӣ даҳ сол, то охири умри Салоҳиддин, яъне то соли 657 ҳ.қ. идома ёфтааст. Бино ба қавли устод Шафеи Кадканӣ беш аз ҳафтод ғазал аз ғазалҳои Мавлоно ба номи Салоҳиддин зевар гирифта ва ин аз дараҷаи дилбастагии Мавлоно ба вай хабар медиҳад. Бинобар васитяти худи Салоҳиддин ҷанозаашро бо чангу рубоб ва дафу най ба хок супориданд. Мавлоно бо ҷумлаи муридон пешопеши тобути ӯ чархзанону самоъкунон ҷасади ӯро то қабристон бурданд ва дар шафати Султонулуламо Баҳоуддин Валад ба иззати тамом ба хок супориданд.

Пас аз марги Салоҳиддин «рӯҳи нооромі Мавлоно ҳамчунин дар ҷустуҷӯи мизроби тозае буд ва он бо ҷозибаи Ҳисомиддин Ҳасан бинни Муҳаммад бинни Ҳасан Урмавӣ ба ҳосил омад»- менависад устод Шафеи Кадканӣ. Ҳисомиддин аз аҳолии Урумия ва аз хонадони аҳли футуват ва тасаввуф буд. Ӯ бо унвонҳо «Чалабӣ», «Ахии турк» шӯҳрат дошт ва аз рӯзҳои аввали ба Қуния омаданаш ҳамсӯҳбату ҳамнишини Мавлоно буд. Бояд зикр кард, ки Ҳисомиддини Чалабӣ низ ба монанди Шамс ва Салоҳиддин мавриди ҳасуди муридлони Мавлоно ва аҳли Қуния гирдида буд. Нақл аст, ки маҳз бо дархости ин марди наҷиб Мавлоно ба эҷоди асари бузурги худ Маснавии маънавӣ иқдом намуд. Бино ба нақли ровиён ҳини сӯҳбате Ҳисомиддин аз Мавлоно дархост мекунад, ки ба монанди «Ҳадиқа»-и Ҳаким Саноӣ ва ё «Мантиқуттайр»-и Шайх Аттор асаре нависад, ки роҳнамои соликон бошад. Гӯё Мавлоно ҳамон лаҳза аз гӯшаи дастораш коғазеро берун меоварад, ки дар он «Найнома», сароғози маснавӣ, ҳаҷдаҳ байти аввали дафтари аввал сабт гардида буд ва гӯё оғози эҷоди маснавӣ ҳамин лаҳза будааст. Мавлоно понздаҳ сол бо Ҳисомиддин ҳамсӯҳбат буд ва дар ин муддат ҳангоме ки Мавлоно дар самоъ ва ваҷду ҳол маснавиро месуруд, Ҳисомиддин онро ёддошт мекард ва баъд бо лаҳни хосе барои Мавлоно мехонд. Баъди итмоми дафтари аввал ба сабаби марги зани Ҳисомиддин ва фарзанди хурдии Мавлоно – Алоуддин муддате эҷоди маснавӣ қатъ мегардад. Пас аз ду сол Ҳисомиддин бармегардад ва эҷоди дафтари дуюм оғоз мешавад

ва дар ин ҳангом Мавлоно ӯро халифаи худ таъин менамояд. Иншои маснавӣ то охири ҳаёти Мавлоно давом мекунад ва панҷ дафтари дигар ба дафтари аввал илова мегардад. Ҳисомиддин на танҳо ба сифати шогирду муншӣ ва халифаи Мавлоно худро ба хидмати ӯ вогузошта буд, балки илҳомбахшу нерудиҳандаи эҷоли ӯ буд. Мавлоно шавқу завқ ва нишоти эҷодие, ки аз ҳастӣ ва ҳамкорӣ бо Ҳисомиддин дошт, ҳам дар маснавӣ ва ҳам дар мактуботаш дарҷ кардааст. Баъд аз итмоми дафтари шашуми маснавӣ Мавлоно майл ба хомушӣ мекунад ва ҷисмаш низ рӯ ба нотавонӣ ва фоношавӣ меорад. Табибон аз ӯ қатъи умед мекананд. Ривоят мекунанд, ки шаби охири ҳаёташ, ки хешону наздикон дар гирдаш ҷамъ буданд ва Султон Валад писари калонӣ ва идомадиҳандаи афкори ӯ баробари ӯ бетобӣ мекард, Мавлоно хитоб ба ӯ ғазали охирини худро месарояд:

Рав сар бинеҳ ба болин танҳо маро раҳо кун,
Тарки мани хароби шабгарди мубтало кун.
Моему мавҷи савдо шаб то ба рӯз танҳо,
Хоҳӣ бие бубахшо, хоҳӣ бирав ҷафо кун.
Дардест ғайри мурдан, к-онро даво набошад,
Бас ман чигуна гӯям, к-ин дардро даво кун.
Дар хоби душ пире дар кӯи ишқ дидам,
Бо даст ишоратам кард, ки азм сӯи мо кун.

Рӯзи якшанбе панҷуми ҷумодулохири соли 672 ҳиҷрӣ ҳангоми ғуруби офтоб, Мавлоно ин ҷаҳони фониро падруд мегӯяд ва дар биҳишт адн маъво мегирад. Дар ҷанозаи Мавлоно на танҳо аҳли ислом, балки яҳудиён ва насоро низ ширкат доштанд ва монанди муслимини Қуния зориву шеван менамуданд. Ҷасади Мавлоно дар Қуния назди турбати падараш Баҳоуддин Валад ба хок месупоранд. Яке аз бузургони Қуния бо исми Аламуддини Қайсар бо ҳамроҳии Муайиддини Парвона бинои бошукӯхе бо гунбади сабз бар мазори Мавлоно бино мекунанд, ки ба номи «Қуббаи Хузро» шӯҳрат дорад. Баъд аз он бисёре аз пайвандон ва ёрону ҳаммаслакони Мавлоно дар ин макон ба хок супорида шуданд. То кунун ин макон зиёратгоҳи мухлисон ва соҳибдилон мебошад.

Падари Мавлоно –Баҳоуддини Валад соҳиби ду писар ва як духтар буда, ки духтар  пеш аз сафар  аз Хуросон вафтида ва писари дигар аз Мавлоно ду сол калонтар будааст, ки ҳамроҳи эшон мусофират кардааст, вале аз рӯзгори минбаъдаи ӯ чизе дар даст надорем.

Мавлоно Ҷалолуддини Балхӣ ду бор хонадор шудааст, бори нахуст дар Лоранд ба духтари Шарофуддини Самарқандӣ, ки Гавҳархотун ном дошта ва аз ин издивоҷ ду писар Султон Валад ва Алоуддин Муҳаммад ба дуне омадаанд. Султон Валад номи аслиаш Баҳоуддин Муҳаммад буда, идомадиҳандаи кору бори падар аст. Алоуддин Муҳаммад дар ҷавонӣ аз дуне гузаштааст. Ҳамсари дуюми Мавлоно Гирохотун ё Қарохотун аз аҳли Қуния буд ва аз ӯ низ ду фарзанд дошта, ки яке Музафариддин ва дигар духтаре бо номи Маликахотун будааст.

Мавлоно яке аз пурмаҳсултарин шуарои адабиёти мост, ки аз худ мероси гаронмоя ҳам дар наср ва ҳам дар назм боқӣ гузоштааст. Осори манзуми ӯ аз «Маснавии маънавӣ», «Девони ғазалиёти Шамс» ва «Рубоиёт» иборат аст. «Фиҳи мо фиҳи», «Маҷолиси саъба» ва «Мактубот» аз осори насрии ӯст. Ин ҷо лозим доднистем доир ба ҳар як осори Мавлоно маълумоти мухтасар диҳем.

**МАСНАВИИ МАЪНАВӢ.** Маснавӣ иборат аз шаш дафтар аст ва Мавлоно онро бо хоҳиши дӯст ва шогирду мурид ва муроди худ Ҳисомуддини Чалабӣ сурудааст. Баъзе аз муҳаққиқон дафтари ҳафтумро низ ба қалами Мавлоно донистаанд, вале аксар бар онанд, ки орифи бузург хоста, ки дар ҳамин шаш дафтар афкорашро хотима бахшад ва дафтари ҳафтум баъд аз сари ӯ аз ҷониби пайравонаш иншо шудааст.

Дар бораи мавзӯю мазмун ва мӯҳтавои маснавӣ сухан бисёр рафтааст, вале бо вуҷуди ин суханҳои ногуфта ва розҳои нокушудаи ин шоҳкори азими тамаддуни башарӣ бисёр аст. Андаке баъд аз вафоти Мавлоно сар карда, то ба имрӯз маснавии Мавлоно мавриди баҳсу талоши шореҳону донишмандон қарор гирифта ва шарҳҳу тафсирҳои зиеде ба форсию арабӣ ва туркӣ ба он навишта шудаанд. Ҳамчунин донишмандони зиёде чи дар Эрон ва чи дар хориҷ аз он перомуни ин асари безавол рисолаву мақолот навиштаанд, ки ин ҷо зикри онҳо ва баррасии накди онон аз имкон берун аст.

Ҳар як дафтари маснавӣ бо муқаддимаи мухтасаре аз Мавлоно оғоз мешавад ва орифи бузург дар муқаддимаи дафтари аввал роҷеъ ба мӯхтавои асар ва муроди хешро аз эҷоди он баён доштааст: «Ин китоби «Маснавӣ» аст, ки усули усули усули дин аст. Дар бораи кашфи розҳои вусул ба ҳақиқат ва расидан ба мартбаи яқин аст ва дониши бузурги худовандӣ аст Ва ошкортарин бурҳони худошиносӣ аст…».Маснавӣ бо ҳикоят ва шикояти най, яъне инсони комил ва ё худ орифи солик аз ғариб афтоданаш дар ин дуне ва асир гардиданаш дар қафаси ҷисм шурӯъ мешавад. Орифи бузург хонандаи худро бо роҳи ҳикоят андар ҳикоят ва ё худ қисса андар қисса ба дунёи моварои ҳикояту қисса мебарад ва бо шеваи тамсил баёни мақсад мекунад. Мавлоно бо ин асари худ роҳҳои тазкия ва таҳзиби рӯҳи инсониро барои расидан ба ҳаққу ҳақиқат нишон медиҳад .Чуноне ки худ мегӯяд: «Ин китоб биҳишти дил аст, чашмаҳо ва шохсороне дорад ва аз он миён чашмаест, ки равандагони ин роҳ ба он Силсабил мегӯянд ва соҳибони мақомот ва каромот ин биҳиштро барои мондан ва осоиши рӯҳ беҳтарин ҷой медонанд… ва ин китоб дардмони синаҳои дардманд аст ва зудояндаи зангҳои андӯҳ ва розгушои Қуръон ва фармонкунандаи рӯзиҳои маънавӣ ва мӯҷиби поксозии хӯи одамиён, «ба шарти он ки дар дасти паёмгузорони бузургвору некӯкор бошад, ки нагузоранд «ҷуз покон касе ба он даст бизанад». «Маснавии маънавӣ»-и Мавлавӣ дастури раҳнамоест барои соликони роҳи Ҳақ ва китоби ҳидояткунандаи инсон аст барои хушбахти дуҷаҳонӣ ва он зиндагиро бо ҳама шебу фароз ва неку бадаш дар худ таҷассум намудааст. Ин асар комилтарин осори маънавист, ки баёнгари андешаҳои ирфонии Мавлоност ва орифи бузург ҳазорҳо матолиби арзанда дар бораи

маърифати илоҳӣ ва иллати мавҷудият инсон матраҳ кардааст.Маснави шомили мубоҳисаҳои ҳикмат, ахлоқ, калом, ирфон, аҳкому одоб, улуми иҷтимоӣ, завқу ваҷд ва амсоли инҳост. Хулоса ин китоб нардбоне аст барои расидан ба камол,чунончӣ, худи ӯ мегӯяд:

Нардбони осмон аст ин калом,
Ҳар кӣ з-ин бар меравад, ояд ба бом.
Не ба боми чарх, к-ӯ ахзар бувад,
Бал ба боме, к-аз фалак бартар бувад.

## ШАРҲИ «НАЙНОМА»

Бишнав аз най чун ҳикоят мекунад,
Аз ҷудоиҳо шикоят мекунад.

**Най**-дар мавриди маънои рамзӣ ва истиоравии най сухан бисёр рафтааст, баъзе онро «нафси нотиқа», гурӯҳе «латифаи раббонӣ», бархе «валии комил», иддае «инсони комил» номидаанд. Вале аксар бар онаннд, ки мурод аз най ин ҷо худи Мавлоност ба сифати инсони комил. Сабаби истиора шудани най ба инсони комил чанд мушабаҳот аст: 1) Найро аз найистон ҷудо мекунанд, то аз вай асбоби мусиқии най созанд. Рӯҳи инсони комил низ аз олами аслӣ ва илоҳӣ ҷудо шуда, ба ин дунёи моддӣ омадааст.2) Най аз дарун холӣ аст, инсони комил низ аз дарун тиҳӣ аст, яъне шаҳавоти нафсонӣ ва тааллуқоти дунявиро аз худ дур сохтааст.3) Най садои маҳзун дорад, инсони комил низ ҳамеша дар ёди маъшуқ маҳзун асту оҳу нола мекунад. Хулоса нолаи най нолаи ҷудоӣ аз асл аст, яъне инсони комил ба сабаби ҷудоӣ аз асли хеш, ки моварои табиат ва қаламрави шуои илоҳӣ аст, нола мекунад. **Маънии байт**: Аз инсони комил, ки монанди най аз дарун холӣ шудааст ва худро аз тааллуқоти дунявию нафсу шаҳват раҳо кардааст, достони нолаи ҷудоӣ аз аслу ҳаққу ҳақиқатро бишнав.

К-аз найистон то маро бубридаанд,
Аз нафирам марду зан нолидаанд.

**Найистон**- ҷаҳони аслро гӯянд, яъне истиора аз олами рӯҳонию илоҳӣ. **Нафир:** Бонги баланд, нолаву зорӣ. **Марду зан**: Баъзе аз шореҳон муддаиянд, ки мақсуд аз мард ҷанбаи фаъолияти маҷудот аст ва ба василаи асмои ҳасанӣ, ки махсуси Худованд аст, фаъолият доранд. Мақсуд аз зан ҷанбаи инфиъолии мавҷудот аст, ки моддаву шуъуни он мебошад. **Маънии байт**: Аз замоне, ки маро аз асли худ, яъне олами рӯҳонӣ ҷудо карданд ва асири ин дунёи моддӣ карданд, ман ҳамеша ба

ёди ватани аслии худ дар нолаву зориам ва ба оҳу нолаи ман афроди зиёде аз зану мард изҳори ҳамдардӣ кардаанд.

Сина хоҳам шарҳа- шарҳа аз фироқ,
То бигӯям шарҳи дарди иштиёқ.

**Сина** – киноя аз дил аст ва ҳамчунин метавонад рӯҳ бошад. **Шарҳа-шарҳа**- чок-чок, пора-пора (имруз низ дар забони гуфтугӯии тоҷикӣ роиҷ аст). **Иштиёқ**: Шавқ доштан, майл доштан, орзумандӣ. **Маънии байт**: Ман дар ҷустуҷӯи касе ҳастам, ки дилаш дар фироқи маъшуқ пора-пора шуда бошад, то тавонам дарди ҷудоиро ва шавқи дидори маъшуқро бо ӯ бигӯям.

Ҳар касе, к-ӯ дур монд аз асли хеш,
Боз ҷӯяд рӯзгори васли хеш.

Инсон дар сайри камоли худ рӯ ба боргоҳи раббонӣ дорад, вале боргоҳи раббонӣ бениҳоят асту аз ҳайси камолӣ ҳадде ба он қобили тасаввур нест. **Маънии байт:** Ҳар касе, ки аз асл ва мабдаи худ, яъне аз камоли мутлақ ва маърифати маҳз (рӯҳи кул) дур монда бошад, бояд дубора худро ба асл ва ватани аслии хеш, ба камол бирасонад. Ҷойи дигар ба ҳамин маънӣ мегӯяд:

Мо зи болоем боло меравем,
Мо зи дарёем дарё меравем.
Мо аз он ҷову аз ин ҷо нестем,
Мо зи беҷоему беҷо меравем…

Муаллифи «Шарҳи ҷомеъи маснавӣ» менависад: «Руҷӯъ ба мабдаъ ба ду навъ аст: яке руҷӯъи ихтиёрӣ ва дигаре руҷӯъи иҷборӣ. Руҷӯъи ихтиёрӣ он аст, ки солик бо иршоди инсони комил тариқи тавсияро тай кунад ва ба таҳзиби нафс бипардозад ва аз сафи унсурию наботӣ ва ҳайвонӣ халосӣ ёбад ва замирашро аз ағёр пок кунад. Вале руҷӯи иҷборӣ ҳамоно маргу фанои колбади унсурӣ аст, ки ҳама мавҷудотро беистисно шомил мешавад.

Ман ба ҳар ҷамъияте нолон шудам,
Ҷуфти бадҳолону хушҳолон шудам.

**Бадҳолон**: ашхоси бадаҳвол, бадбахт, нороҳат, киноя аз моддигароён, дунёгароён, онҳое, ки пойбанди тааллуқоти моддӣ ҳастанд. Аз назари орифон вобастагӣ ба дуне ва тааллуқоти он боиси бадбахтӣ мешавад, инсон ҳар чӣ бештар вобаста ба дуне ва пойбанди тааллуқоти он бошад, ба ҳамон андоза бадаҳволу бадбахт аст. **Хушҳолон:** афроди хушҳолу хушбахт, киноя аз маънигароён ва аҳли маърифат аст. Зеро инсон ҳарчӣ бештар худро аз қайди ин дуне ва тааллуқоти он озод кунад, ба ҳамон

андоза шодтару хушҳолтар ва хушбахттар аст. Дар адаби ирфонӣ шодӣ ба маънии бениёзӣ аст ва солик ҳар қадар худро аз қайди дуне бениёз кунад, ба ҳамон андоза шодтару хушбахтар аст.**Маънӣ**: Ман барои расидан ба мақсуд ва барои пайдо намудани ҳамдаму ҳамрози дили худ дар миёни ҳар гурӯҳе ҳозир шудам, ҳам ҳамсӯҳбати моддигароён шудаму ҳам ҳамдами маънигароён ва аз онҳо бо оҳу нола ҷӯёни дармони ҷудоӣ аз Ҳаққу ҳақиқат шудам.

Ҳар касе аз занни худ шуд ёри ман,
Аз даруни ман наҷуст асрори ман.

**Зан:** Гумон, пиндошт, ҳадс. **Асрор:** Сирҳо, розҳо, ниҳониҳо. Ин ҷо мурод асрори тариқат аст ва асрори тариқат назди соликон иборат аз аҳволи ҳақиқат аст. Зеро тариқат сирри шариъат аст ва ҳақиқат сирри тариқат аст. Тариқат бе шариъат васваса аст ва ҳақиқати бетариқат зиндиқаву илҳод аст. Назди орифон асрор ба ду навъ аст: асрори макнун, ин истилоҳро «Ихфонуссафо» ба маънии истеъдодҳои нуҳуфта дар ниҳоди мавҷудот медонанд, ки ба иқтизойи замон ба марҳилаи зуҳур ва буруз мерасад ва аз он асрор ғайрииллоҳиву росихон хабар надоранд. Ва дигар асрори мукошифа, ки ба чанд гуна маънӣ кардаанд. Баъзе мегӯянд, ки мукошифа ҳузури дил дар шавоҳиди мушоҳидот аст ва гурӯҳи дигар онро таҷаллии сифот донистаанд. Гумону пиндорро роҳзанон ва гумроҳкунандагони соликон донистаанд ва далел ба ояҳои Қуръон доранд: «Онон (гумроҳон) танҳо аз гумон пайравӣ кунанд ва ҳамоно гумон ҳаргиз роҳ ба ҳаққу ростӣ набарад.» (Сураи «Наҷм», ояи 28). **Маънӣ**: Аммо ҳар кас аз рӯи занну гумони худ ёру ҳамроҳи ман шуд, вале аз асрори дурунӣ ва ҳақиқии ман пай набурд.

Сирри ман аз нолаи ман дур нест,
Лек чашму гӯшро он нур нест.

**Сир**: Пӯшида, пинҳон, роз. Тоифае аз мутасаввифа бар онанд, ки сир латифае аст аз латоифи рӯҳонӣ, маҳалли мушоҳидат, хамчунон ки рӯҳ латифае аст маҳалли муҳаббат ва дил латифае аст маҳалли маърифат. Бояд зикр кард, ки ба андешаи орифон, аз ҷумла Мавлоно рафтору гуфтор ва аъмолу ҳаракоти инсон инъикоскунандаи кайфияти рӯҳӣ ва намоёнгари эътиқодоти дурунии ӯст ва аз ин роҳ метавон аз рози дарунии ҳар кас пай бурд ва ӯро ба дурустӣ шинохт. **Маънӣ:** Сирру асрори ботини ман аз нолаву зории ман ҷудо нест ва дар он нуҳуфта аст. Лекин чашмро он биноию гӯшро он шунавойӣ нест, ки ба асрори даруни ман пай барад, балки дили ойинасон поку тазкияёфта ва чашми басират лозим аст, то ба асрори дили ман ошно шавад.

Тан зи ҷону ҷон зи тан мастур нест,
Лек касро диди ҷон дастур нест.

**Ҷон**: Мурод рӯҳи инсонӣ ва киноя аз нафси раҳмонию таҷаллиёти Ҳақ аст. **Мастур**: Пӯшида, пинҳон. **Дастур**: Фармон, амр, иҷоза. **Маънӣ:** Ҷисму ҷони инсон боҳам пайвастаанд, аммо касе наметавонад ҷонро бубинад, зеро ҷон ҷафҳари ғайримоддӣ аст ва қобили рӯъят нест. Бино ба шарҳи Акбарободӣ ин байт тамсиле аст барои байти боло ва нолаи най ба мусобаҳи тан асту сирру нола ба манзалаи ҷон ва аз он ҷо ки ҷон бо чашм дида намешавад, сирри нола ҳам бо ҳавоси зоҳир маҳсус намегардад.

Оташ аст ин бонги ною нест бод,
Ҳар кӣ ин оташ надорад нест бод!

**Оташ:** Яке аз аносири чаҳоргона, ки ба шакли муфрад ва ҳам дар таркиботи гуногун дар суханони орифон ва аҳли завқ ба кор рафтааст. Оташ ба шакли муфрад киноя аз лаҳиби ишқи илоҳӣ аст, яъне мурод аз оташ дар ин байт ишқ аст. **Бонги ной** : Нолаи рӯҳи гирифтор дар колбади тан аст, ки аз андӯҳи фироқ аз маъшуқи ҳақиқӣ ва фироқ аз асли худ менолад. **Бод:** Яке аз унсури чаҳоргона аст ва адаби ирфонӣ ба маънии файз, имдодоти ғайбӣ ва ба маънии ғуруру худхоҳӣ ҳам омадааст. Бод дар мисраи аввал истиора аз таааллуқоти моддию нафсонӣ аст, аммо дар мисраи дуюм феъли амр аст, яъне нест бод, гум бод , нобуд бод! Аз сӯи дигар, нест бод дар мисраҳои якуму дуюм таҷниси том аст. **Маънӣ**: Ин бонги най каломи ошиқонаи авлиёи илоҳӣ аст ва маҳз ишқи оташини илоҳӣ аст, ки найро ба садо дармеоварад, на боду тааллуқоти моддӣ ва ҳавову ҳавасҳои нафсонию шаҳвонии одамӣ. Ҳар касе, ки аз ин ишқ бебаҳра аст, яъне маъбуду матлубе надорад ва усулан аз чизе намеандешад, несту нобуд бод, зеро чунин касе аз ҳайвон тафовут надорад ва адами ӯ беҳтар аз вуҷудаш аст. Мавлавӣ ҷойи дигар наздик ба ҳамин маънӣ мегӯяд:

Хоки сияҳ бар сари ӯ, к-аз дами ту тоза нашуд,
Ё ҳамагӣ ранг шавад, ё ҳама овоза шавад.

***

Оташи ишқ аст, к-андар най фитод,
Ҷӯшиши ишқ аст, к-андар май фитод.

**Ишқ:** Дар мавриди ишқ сухан бисёр рафтааст, аз ҷумла Сӯҳравардӣ дар «Рисолатулишқ» навишта, ки калимаи ишқ арабӣ буда, аз вожаи «ашақа» гирифта шудааст ва ашақа гиёҳе аст, ки дар буни дарахтон мерӯяд ва худро ба дарахт мепечаду боло меравад ва тамоми обу моводи ғизойии дарахтро мемакад ва саранҷом дарахтро хушк мекунад. Ишқ низ ҳамчунин аст, вориди бадани инсон мешаваду вуҷуди ӯро тасхир мекунад ва ҷисми ӯро хушк мекунаду аз байн мебарад. Орифон калимаи «амонат»-ро дар Сураи «Аҳзоб», ояи 72 (« Ҳароина мо амонатро бар осмонҳо ва бар замин ва бар кӯҳҳо арза доштем, пас қабул накарданд, ки

онро бардоранд ва аз он тарсиданд, инсон онро бардошт. Ҳароина вай симтамкори нодон ҳаст.» ) ишқ таъбир кардаанд. Агар таърифҳои мутааддадеро, ки аз ишқ кардаанд, хулоса кунем чунин натиҷа ба даст меояд: Ишқ, талаб, яъне ҷӯёю талаби маъшуқ, маърифати илоҳӣ ва шинохти ӯ, ки лозимаи ин шинохт дар қадами аввал шинохти мазоҳир ва махлуқоти ӯст, истиғною бениёзӣ аз ҳама чизу ҳама кас ба ғайр аз Ӯ, ҳайрат ва таҳайюр аз он ки ваҳдат айни касрат аст, яъне расидан ба марҳилае, ки солик мебинад, ки ӯ ҷузъе аз рӯҳи кул, яъне худост ва метавонад ба кул пайвандад, фано фи иллоҳ, ки ошиқ ҳарчӣ бештар худро аз қайди мосавои илоҳӣ озоду бениёз созад, ба ҳамон андоза фонитар аст… Бино ба қавли Мавлавӣ «шарҳи ишқу ошиқӣ ҳам ишқ гуфт», вале бо вуҷуди ин ҳама: « Ҳарчӣ гӯям ишқро шарҳу баён, Чун ба ишқ оям хиҷил бошам аз он». Ва ба гуфтаи Хоҷа Ҳофиз:

Як қисса беш нест ғам ишқу ин аҷаб,
К-аз ҳар забон, ки мешунавам номукаррар аст.

**Маънӣ:** Оташи ишқи илоҳӣ аст, ки дар най афтодааст ва ӯро ба чунин сӯзу гудоз овардааст ва низ ҷӯшишу ғалёни ишқ аст, ки дар шароб ишқи илоҳӣ афтода ва аз ин ҷиҳат инсон масту аз худ бехуд ва беҳуш мегардад.

Най ҳарифи ҳар кӣ аз ёре бурид,
Пардаҳояш пардаҳои мо дарид.

**Ҳариф**: Ба маънии ҳамшаън ва ҳаммақом ва ҳампиёла ва муъоширон омадааст. Ҳампеша, ҳамкор, ҳамовард, дӯст, ёр. **Парда**: Пӯшиш, ҳиҷоб, порчае, ки бар панҷара биовезанд, наво. Гоҳе маҷозан он чӣ, ки монеъи хуб дидан ва шунидан мегардад. Дар суханони урафо ҳиҷоби миёни Ҳақ ва банда аст ва низ монеъеро гӯянд, ки миёни ошиқ ва маъшуқ ва аз ҷиҳати маъшуқ аз лавозими тариқ бошад. Парда ин ҷо иҳом дорад, метавонад ҳам ҳиҷоб бошад ва ҳам оҳанги мусиқӣ, аз ин рӯ метавон ин байтро ба ду маънӣ қабул кард. **Маънии 1**: Най (инсони комил) ҳамдаму ёри касе аст, ки аз мақсуду маъбуд ва маъшуқи худ дур мондааст ва навову оҳангҳои най инсонро масту махбур ва аз худ бехуд мекунанд ва дар натиҷа розу асрори худро фош мекунад. **Маънии 2**: Инсони комил монанди най навои илоҳиро месарояд, ҳамдаму ҳампешаи касе аст, ки худро аз тааллуқоти дунявӣ озод карда бошад. Мақомоти маънавии инсони комил ҳиҷобҳои зулмонии моро, ки монеаи расидан ба маъшуқ аст, медарад ва дур месозад. Яъне ҳамнишинӣ ва мусоҳибат бо инсони комил инсонро хушбахти ду ҷаҳон месозад ва пардаҳои зулмониро аз вай дур месозад.

Ҳамчу най заҳреву тарёке, ки дид?
Ҳамчу най дамсозу муштоқӣ дид?

**Тарёқ**: Подзаҳр, позаҳр. Дар адаби ирфонӣ тарёқи бузург аз лақабҳои инсони комил аст. **Дамсоз**: Ҳамдам, ҳамроз, мувофиқ, созгор. **Муштоқ**; Орзуманд, моил ва роғиб. Касе. ки ба ниҳоят ишқ ва шефтагӣ расида бошад. Иштиёқ ба назди орифон шавқ ба лиқои Ҳақ аст. **Маънӣ**: Кӣ монанди най (инсони комил, Мавлоно) заҳру позаҳрро дид ва ки монанди ӯ ҳамдаму ҳамроз ва муштоқу моилро дида аст? Яъне най (инсони комил) ҳам заҳр асту ҳам позаҳр ва ҳам дард асту ҳам дармон ва ба таъбири дигар, най дамсозу ёри дигарон асту дар айни ҳол худаш муштоқу дардманд аст. Най заҳр аст аз он ҷиҳат, ки аз фироқу ҳиҷрон ва дарду меҳнат хабар медиҳад, позаҳр аст аз он рӯ, ки муждаи қурбу висол медиҳад. Мавлоно ҷойи дигар ба ҳамин маънӣ мегӯяд:

Гоҳ шарҳи меҳнати ҳиҷрон диҳам,
Бедилонро доғҳо бар ҷон ниҳам.
Гоҳе орам муждаи қурбу висол,
Бахшам аҳли завқро сад ваҷду ҳол.

Бархе аз шореҳон бар онанд, ки инсони комил нисбат ба аҳли фисқу фуҷур заҳр асту нисбат ба аҳли салоҳу асҳоби маърифат позаҳр. Чунончӣ, Мавлоно Яқуби Чархӣ мегӯяд: «Анфоси шарифаи эшон (Инсони комил-И.Ш.), ки аз сари ҳол ва виҷдон мебуд, тарёқе аст мар муридонро ва заҳр аст мар мункиронро…»

Най ҳадиси роҳи пурхун мекунад,
Қиссаҳои ишқи Маҷнун мекунад.

**Ҳадис**: Тоза, нав, хабар, хабаре, ки аз Расули акрам(с) нақл кунанд. **Роҳи пурхун**- роҳи пурхатар, роҳе, ки бо хуну фанои ҷисм хатм мешавад, киноя аз марги ихтиёрӣ. Марг ба ду навъ аст: Ихтиёрӣ ва иҷборӣ. Марги иҷборӣ ба ҳама хос аст ва ҳеҷ касро аз он гурез нест. Марги ихтиёрӣ хоси авлиё ва мардони ҳақ аст ва манзур банди ҳавову ҳаваси нафсонию шаҳвонӣ ва ҳамагуна тааллуқотро аз худ дур кардан аст. **Маҷнун:** тимсоли ошиқи воқеӣ ва сарсупурда аст.Николсон мегӯяд: «Дар адабиёти сӯфиёна Маҷнун навъе киноя аз тарки нафс аст.» **Маънӣ**: Най (Мавлоно) аз роҳи пурхатару пурхун сухан мегӯяд, роҳе, ки бо хуну фанои ҷисм хатм мешавад, зеро саросари он роҳ пур аз хуни куштагони ишқ аст ва ҳамчунин достонҳои ошиқони ҳақиқӣ чун Маҷнунро баён мекунад.

Маҳрами ин ҳуш ҷуз беҳуш нест,
Мар забонро муштарӣ ҷуз гӯш нест.

**Маҳрам**: Аз аъзойи наздики хонавода, касе, ки издивоҷ бо ӯ ҳаром бошад. Киноя аз зан, хешованд, ошно, ҳамроз. Дар истилоҳи соликон аҳли оллоҳ ва сӯфиёнро маҳрам гӯянд. **Ҳуш**: Киноя аз ақли кул ё худ ақли маъод аст, ки ҷой дар дил дорад, бархилофи ақли маъош, ки дар сар

аст. **Мар**: Дар адабиёти хаттии пешин зоҳиран барои таъкид пеш аз исме ба кор мерафтааст, ки пас аз он «ро» бошад ва аз назари маънӣ будан ё набудани он фарқе надоштааст. **Муштарӣ:** Харидор, маҷозан хостор, хоҳон. **Маънӣ:** Рози ишқу дарди ҷудоиро танҳо касоне дарк мекунанд, ки аз ақли маъош беҳушанд ва ошиқу дардманд ҳастанд. Яъне асрори ҳаққу ҳақиқатро онҳо метавонанд фаҳм кунанд, ки аз ҳама чиз, ҳатто ҳастии худ бехабар бошанд. Монанди он ки фақат гӯши инсон суханони забонро бишнавад.

Дар ғами мо рӯзҳо бегоҳ шуд,
Рӯзҳо бо сӯзҳо ҳамроҳ шуд.

**Бегоҳ шудан**: Ғуруб кардан, шаб шудан, ба поён расидан, аз байн рафтан. **Маънӣ**: Мо рӯзҳои зиёдеро бо дарди ишқ ва ғами ҳиҷрони маъшуқ сипарӣ кардем ва ин рӯзҳои сипаришуда бо сӯзу гудози ишқ ҳамроҳ буд.

Рӯзҳо гар рафт, гӯ: «Рав, бок нест,
Ту бимон, эй он кӣ чун ту пок нест».

Орифон мӯътақиданд, ки ошиқи воқеӣ касе аст, ки ба хотири маъшуқ ҳама чизу ҳама кас, ҳатто замонро низ бояд фаромӯш кунад. Ошиқе, ки аз замон меандешад ва онро эҳсос мекунад, ба ҳамон андозаи эҳсос аз маъшуқ дур мегардад. **Маънӣ**: Агар ин рӯзҳо пай дар пай мегузаранд, бигӯ: Бигзар, зеро агар барои расидан ба Ҳаққу ҳақиқат рӯзҳо ва ба таври куллӣ замонро ҳам аз даст диҳем, боке надорад, ту, эй холиқи якто бо мо бош, ки чун ту касе поку муназзаҳ нест.

Ҳар кӣ ҷуз моҳӣ зи обаш сер шуд,
Ҳар кӣ берӯзист, рӯзаш дер шуд.

**Берӯзӣ**: Бенасиб, бебаҳра, бетӯша. **Дер шудан:** Киноя аз серӣ, малол ва ноумедӣ аст. **Маънӣ**: Ҳамон тавре ки моҳи аз об серӣ надорад, ошиқи ҳақиқӣ низ ҳаргиз аз дарёи ишқи илоҳӣ сер намешавад ва ҳар касе, ки аз ин ишқ бенасиб аст, рӯзҳову солҳо бар вай мегузаранд, аммо ӯ аз он рӯзҳо фоидае ба даст намеоварад. Мавлоно ҷойи дигар солики толибро даъват мекунад, ки ба мисли моҳӣ, ки толиби об аст, толиби маъшуқ бошад:

Чу моҳӣ бош дар дарёи маънӣ,
Ки ҷуз об хуш ҳамдам набошад.
Малоле нест моҳиро зи дарё,
Ки бе дарё худ ӯ хуррам набошад.

Яқуби Чархӣ мегӯяд: «Ғайри моҳӣ аз об сер шавад, аммо моҳиро аз об серӣ нест. Ушшоқ ҳамчун моҳиён бидон, ки аз оби ҳаёти ирфон эшонро серӣ нест».

Дар наёбад ҳоли пухта ҳеҷ хом,
Пас сухан кӯтоҳ бояд вассалом.

**Хом**: Дар назди аҳли завқу ирфон онон, ки дар бидояти сулуканд ва қадам ба водии ишқ нагузоридаанд, хом меноманд. **Маънӣ**: Инсони хому нопухта қодир нест аз ҳолу аҳволу шахси пухта огаҳ шавад, зеро ҳоли сӯхтагони роҳи ишқ, мардони роҳи Ҳақро наметавон тавассути калимоту алфоз дарк кард, пас бояд суханро кӯтоҳ карду дам фурӯ баст.

Баъзе аз мавлавишиносон мӯътақиданд, ки Мавлоно бо байти фавқулзикр, яъне байти ҳаҷдаҳум «Найнома»-ро ба охир расонидааст ва абёти боқамонда (абёти 19-35) шогирд ва котиби ӯ Ҳисомуддини Чалабӣ сурудааст. Аммо гурӯҳи дигар бар ононанд, ки ҳарчанд Мавлоно «пас сухан кӯтоҳ бояд, вассалом» мегӯяд, вале суханонашро ба охир нарасонидааст, зеро ӯ ҳангоми сурудани ин ашъор дар ҳоли шӯру мастӣ буд ва касе, ки масту бехуд аст, оғозу поёнро фаҳм намекунад. Аз ин рӯ, чанд байти баъдро суруда, сипас ба нақли достони «Подшоҳ ва канизак» пардохта аст.

Банд бигсил, бош озод, эй писар,
Чанд бошӣ банди симу банди зар.

**Банд**: Занҷир ва ресмоне, ки бар дасту пойи асирон банданд, қайд, истиора аз тааллуқоти моддию нафсонӣ аст. Шоир дилбастагии инсонро ба симу зар ба мисоли занҷире медонад, ки дасту пойи инсонро мебандад. **Писар**: Мурод соликони роҳи тариқанд, ки фарзандҳои маънавии пиру муршид ба ҳисоб мераванд. **Симу зар**: Нуқраву тилло. **Маънӣ**: Эй писар, банду қайди нафс ва тааллуқотро аз дасту пойи худ боз куну озод шав, то ба кай гирифтори занҷири ин дунёву тааллуқот ва мазоҳири зебову фиребандаи он бошӣ.

Гар бирезӣ баҳрро дар кӯзае,
Чанд гунҷад қисмати якрӯзае.

**Маънӣ:** Агар оби баҳрро бихоҳӣ дар кӯзае бирезӣ, чӣ қадар дар он ҷамъ мешавад? Ба андозаи насибаи якрӯза. Кӯза ба андозаи зарфияташ об мегирад ва ҳеҷ вақт наметавон баҳро дар кӯза ҷой дод. Инсон низ бояд ба андозаи ниёзаш аз ин дунё баҳра бигирад, на ба андозаи талабаш, зеро ҳирсу озмандии инсонро ҳадду ҳудуде нест. Ҳирсу тамаъ ва озмандии инсон хом ӯро ба комӣ бадбахтӣ мебарад.

Кӯзаи чашми ҳарисон пур нашуд,
То садаф қонеъ нашуд пурдур нашуд.

**Ҳарис:** Озманд, сахт хостори чизе ва шитобнок барои даст ёфтан ба ӯ. **Садаф:** Навъи ҷонвари нармтан, ки дар об зиндагӣ мекунад ва баданаш дар як ғилофи сафед ба номи садаф ё гӯшмоҳӣ ҷой дорад ва бар чанд қисм аст, ки маъруфтарини он садафи хӯрокӣ ва садафи марворид аст. Аз

ғилофи ин ҷонварон дар хотамсозӣ ва сохтани баъзе олоти зиннат ва ашёи дигар истифода мекунанд. **Маънӣ**:Чашми озманди мардуми ҳарис харгиз аз моли дунё сер намешавад ва рӯз ба рӯз ҳирси онҳо бештар мегардад, ҳол он ки садаф бар асари сабру қаноат пур аз марвориди гаронбаҳо мегардад.

Ҳар киро ҷома зи ишқе чок шуд,
Ӯ зи ҳирсу ҷумла айбе чок шуд.

**Ҷома даридан**: Бетоб шудан, ношикебоӣ кардан. **Маънӣ:** Ҳар касе, ки ошиқ мешавад ва ранҷу азобу ишқро таҳаммул мекунад, ӯ аз ҳама гуна ҳирсу тамаъ ва айбҳои дигар пок хоҳад шуд, зеро инсон вақте ошиқ мешавад, аз ҳама чизу ҳама кас ба ҷуз маъшуқ бениёз мегардад.

Шод бош, эй ишқи хушсавдои мо,
Эй табиби ҷумла иллатҳои мо.

**Савдо:** Табибони қадим мӯътақид буданд, ки бадани инсон аз чаҳор мизоҷ: савдо, сафро, балғам ва хун иборат аст ва аз инҳо савдо барангезандаи хаёл аст ва аз рӯ Мавлоно онро ба унвони сифате барои ишқ ба кор бурдааст, зеро ишқ низ ҳамин сифатро дорост. Ишқи хушсавдо, яъне ишқи хушхаёл. **Иллат:** Дард, беморӣ. Мавлоно дар ин байт санъати ташхисро ба кор бурдааст ва ба ишқ шахсият қоил шудааст. **Маънӣ:** Эй ишқи хушхаёловарандаи мо ва эй табиби тамоми дарду бemoриҳо ва хаёлоти моддии беҳудаи мо, шоду хуррам бош!

Эй давои нахвату номуси мо,
Эй ту Афлотуну Ҷолинуси мо.

**Нахват**: Такаббур, худбинӣ, ғурур. **Номус:** Обрӯ, некномӣ, исмат, шараф, ҳубби шӯҳрату овоза, ҷоҳталабӣ. **Афлотун:** Ҳакими маъруфи Юнонӣ ва пешвои ҳукамои ишроқӣ аст, ки роҳи вусул ба ҳақиқатро таҳзиби нафсу мукошифа медонанд. Ин ҷо сумбули табиби дардҳои рӯҳӣ ва маънавӣ аст. **Ҷолинус**: Табиби маъруфи Юнонӣ аст ва дар ин байт сумбули табиби дардҳои моддию ҷисмӣ аст. **Маънӣ**: Эй ишқ, ту давову дармони ғуруру худбинӣ ва ҷоҳталабии мо ҳастӣ. Ту чун Афлотун табиби дардҳои рӯҳиву маънавӣ ва монанди Ҷолинус табиби дардҳои моддию ҷисмии мо ҳастӣ.

Ҷисми хок аз ишқ бар афлок шуд,
Кӯҳ бар ракс омаду чолок шуд.

Дар мисраи аввал талмеҳе аст аз меъроҷи ҳазрати Муҳаммад(с) дар ояи аввали Сураи «Ал-исро» (Бани Исроил) омадааст: «Поку муназзаҳ аст Он, ки бибурд бандаи худро аз масҷиди «Ҳаром» ба сӯи масҷиди «А қсо», ки баракат ниҳодем гирдогирди онро, то бинамоемаш баъзе

нишонаҳои худ, ҳароина Ӯст шунавои бино» , яъне Худой таъолло дар шаби меъроҷ пеш аз сафар ба осмонҳо  он ҳазратро (с) ба масҷиди «Байтулмуқаддас» расонид. Дар мисраи дуюм ишора дорад ба таҷаллии Худованд ба шакли нур дар кӯҳи «Тури Сино», ки дар ояи 143 Сураи «Аъроф» омадааст: « Ва чун Мусо ба ваъдагоҳи мо омад ва бо ӯ парвардигори ӯ сухан гуфт, гуфт: «Эй Парвардигори ман, ба ман хештанро бинамо, то ба сӯи ту назар кунам». Гуфт: «Маро нахоҳӣ дид, валекин ба сӯи кӯҳ нигоҳ кун, пас агар қарор гирад ба ҷойи худ, Маро хоҳӣ дид». Пас вақте ки Парвардигори ӯ бар он кӯҳ таҷаллӣ кард, он кӯҳро ба замин ҳамвор сохта гардонид ва Мусо беҳуш шуда афтод. Пас чун ба ҳуш омад, гуфт: « Ба покӣ туро ёд мекунам, бозгаштам ба сӯи ту ва ман аввалин мусалмононам.» **Маънӣ:** Ба туфайли ишқи илоҳӣ буд, ки ҷисми хокии Расули акрам(с) бар фарози афлоку осмонҳо рафт ва кӯҳи Тури Сино ба ларза даромаду ба хок яксон шуд.

Ишқ ҷони Тур омад ошиқо,
Тур масту «харра Мусо соиқо»

Ин ҷо низ ишора ба ояи 143 Сураи «Аъроф» дорад. **Маънӣ:** Он чизе, ки кӯҳи Тури Синоро ба ларзаву ҳаракат даровард ва маст гардонид, ишқ буд ва Мусо - пайғамбари Худо, тавре ки дар Қуръон омадааст, аз азамату ҷалоли Худованд беҳуш шуда афтод.

Бо лаби дамсози худ гар ҷуфтаме,
Ҳамчу най ман гуфтаниҳо гуфтаме.

**Дамсоз:** Ҳамдам, ҳамроз, ҳамсӯҳбат, дамхӯр, ҳамнишин, мувофиқ, созгор. **Ҷуфтаме**: Яъне агар ҷуфт, ҳамроҳ шавам. (Мавлоно ин ҳоли шартиро хеле зиёд ба кор бурдааст). Най ҳамон вақт ба садо дармеояд, ки ба лаби найнавоз қарор гирад ва аз ин лиҳоз Мавлоно мегӯяд: (**Маънӣ**:) Агар ман бо лаби ёрам, ки бо забони ҳоли ман дамсоз аст, яъне мани ошиқ агар мавриди лутфу инояти Худованд қарор бигирам ва нафси маъбуд ба ман дамида шавад, ман ҳам монанди най ба садо дармеоям ва гуфтаниҳои бисёре аз розу асрори ҳаққу ҳақиқати ишқ баён мекардам.

Ҳар кӣ ӯ аз ҳамзабоне шуд ҷудо,
Безабон шуд, гарчӣ дорад сад наво.

**Маънӣ**: Касе, ки аз ҳамзабон, яъне ёраш ҷудо шавад, агарчӣ сад навову садо дошта бошад, боз ҳам безабон аст. Яъне солики ошиқ то мавриди лутфу иноятиа маъшуқ қарор нагирад, аз асрори ҳақиқат чизе гуфтан наметавонад ва аз сӯи дигар асрори ҳақиқатро бояд ба касе гуфт, ки аҳли маънӣ бошад.

Чунки гул рафту гулистон даргузашт,

Нашнавӣ з-он пас зи булбул саргузашт..

**Гул**: Сунбули зебоӣ ва дар адаби ирфонӣ натиҷаи илмро гӯянд, ки дар арсаи дили ориф зуҳур намояд. **Булбул**: Сунбули ошиқ ва дар истилоҳи аҳли завқ мурод рӯҳ ва нафс, ки аз он ба булбули ҷабарутӣ ва булбули рӯҳ ҳам таъбир шудааст. Яқуби Чархӣ гӯяд: «Чун булбул рӯи гул бинад, ҳазордастонро навои худ созад ва аммо дар хористони зимистон бенаво монад. Яъне ҳукми илоҳиро ба аҳли он тавон гуфт.» **Маънӣ:** Ҳамон тавре ки айёми гулу гулистон сипарӣ мешавад, дигар аз булбул, ки ошиқи гул аст, садои ошиқона намешунавӣ.

Ҷумла маъшуқ асту ошиқ пардае,
Зинда маъшуқ асту ошиқ мурдае.

Дар ин байт ишора дорад ба ояи 88 Сураи «Қасас» « Ҳар чиз ҳалокшаванда аст, магар Ӯ» ва ояи 26-27 Сураи «Раҳмон» « Ҳар кас, ки дар замин ҳаст, фонӣ шавад», « Ва зоти Парвардигору ту Худованди бузургиву анъом боқӣ мемонад». Ағлаби шореҳони маснавӣ ин байтро ба ваҳдати вуҷуд ҳамл кардаанд. Асл ва меҳвари ҳастӣ ва сабаби ҳаракати тамоми коиноту ҳаёти ошиқ маъшуқ аст, вуҷуди ошиқ монанди пардае аст, ки монеъи дидани маъшуқ мешавад, то вуҷуди моддии ӯ аз байн наравад, наметавонад маъшуқро бинад. **Маънӣ:** Ҳарчӣ ҳаст маъшуқ аст ва маъшуқ ҳамеша зиндаву ҷовид аст, ошиқ пардае беш нест ва фонишавандаву аз байн рафтанист. Он, ки зинда аст маъшуқ аст ва ошиқ бе маъшуқ тани бе ҷон асту бас.

Вуҷуди солик монанди ҳиҷобе аст, ки ӯро аз маъшуқ ҷудо месозад. Солики ориф дар водии ҳафтум, фано , яъне марҳилаи иттисол ба Ҳақ аз вуҷуди хеш халосӣ меёбад ва дар олами ваҳдат ғарқ мегардад. Мавлавӣ дар ин маънӣ мегӯяд:

Эй раҳида ҷони ту аз мову ман,
Эй латифа рӯҳ андар марду зан.
Марду зан чун як шавад он як туӣ,
Чунки якҳо маҳв шуд онак туӣ.
Ин ману мо баҳри он барсохтӣ,
То ту бо худ нарди хидмат бохтӣ.
То ману туҳо ҳама якҷон шаванд,
Оқибат мустағриқи ҷонон шаванд.

***

Чун набошад ишқро парвойи ӯ,
Ӯ чу мурғе монда бепар, войи ӯ.

**Парво**: Илтифот, таваҷҷӯҳ. Калимоти «парвойи ӯ» ва «бе пар, войи ӯ» таҷниси том мебошанд. Мурод аз ишқ дар байт маъшуқ аст.Ин байт далеле барои байти қаблӣ аст. **Маънӣ:** Агар маъшуқ ба ошиқ таваҷҷӯҳу

илтифот надошта бошад, ӯ монанди парандаи бепару боле аст, пас вай бар ҳоли ӯ.

Ман чигуна ҳуш дорам пешу пас,
Чун набошад нури ёрам пешу пас.

Ин ҷо талмеҳе дорад ба ояи 28 Сураи «Ҳадид» « Шуморо нуре бидиҳад, ки бо он роҳ равед» ва ояи 12 ҳамин Сура «Ёд кун рӯзе, ки бубинӣ мардони мусалмон ва занони мусалмонро (бо ин сифат), ки мешитобад нури эшон пешорӯи эшон ва самтҳои рости эшон.» **Маънӣ:** Агар нури ҳидояти маъшуқ дар пешу паси ман набошад ва маро иршод накунад, чигуна метавонам бо ин ақли ҷузъӣ атрофи худро бубинам ва дар он сулук кунам.

Ишқ хоҳад, к-ин сухан берун бувад,
Ойина ғаммоз набвад, чун бувад.

**Ойина:** Ҷисми сайқалии хос, дар калимоти аҳли завқ мурод аз он қалби инсони комил аст аз ҷиҳати мазҳарияти ӯ. Зеро зоту сифот ва асмоъро ойина гӯянд ва ин маънӣ дар инсони комил, ки мазҳарияти тома дорад, азҳар аст. Ойина ин ҷо истиора аз дили ойинасон поки ориф аст. **Ғаммоз:** Суханчин, ишоракунанда ба чашму абрӯ, аммо ин ҷо ба маънии инъикоскунанда, ошкоркунанда, нишондиҳанда. **Маънӣ**: Ишқ мехоҳад, ки ҳамеша ошкор шавад, фош гардад. яъне маъониву асрор намоён шавад. Ба таъбири дигар маъшуқ мехоҳад ишқи ӯ ва ишқ ба ӯ ошкор гардад ва намоён шавад, ҳамон тавре ки ойина инъикоскунандаи тасвири муқобили худ аст. Худованд низ чун хост шинохта шавад, инсонро офарид, то ошиқи ӯ бошад ва Ӯро бишносад.

Ойина-т донӣ чаро ғаммоз нест,
З-он ки зангор аз рухаш мумтоз нест.

**Зангор:** Занги ойина, оҳан ва монанди он, истиора аз тааллуқоти моддӣ ва нафсонию шаҳвонӣ аст. **Мумтоз**: Баргузида, ҷудо шуда, дорои бартарию имтиёз, ин ҷо ба маънии инъикоскунандаи асрори ҳақиқат будани ойинаи дил аст. **Маънӣ:** Медонӣ чаро ойинаи дили ту инъикоскунандаи асрор ва ҳақоиқи илоҳӣ нест, зеро зангори моддиёт ва шаҳавоти нафсонӣ аз он пок нашудааст. Дар тариқати соликони тариқат яке аз шартҳои асосии расидан ба мақсуд таҳзиб, яъне пок кардани дил аст аз ҳама тааллуқоту вобастагиҳо ва ҳамагуна андешаҳо ба ҷуз андешаи маъшуқ. Чунончӣ, Мавлоно мегӯяд:

Қофия ҷӯяму дилдори ман,
Гӯядам мандеш ҷуз дидори ман.

Маъшуқи азалӣ танҳо дар дили ойинасон пок таҷаллӣ мекунад, яъне то зангор аз дили солики ориф пок нагардад, асрору рамузи илоҳӣ дар он инъикос намегардад.

## ДОСТОНИ ПОДШОҲ ВА КАНИЗАК

Буд шоҳе дар замоне пеш аз ин,
Мулки дунё будашу ҳам мулки дин.
Иттифоқан шоҳ рӯзе шуд савор,
Бо хавоси хеш аз баҳри шикор,
Як канизак дид шоҳ бар шоҳроҳ,
Шуд ғуломи он канизак ҷони шоҳ.
Мурғи ҷонаш дар қафас чун метапид,
Дод молу он канизакро харид.
Чун харид ӯрову бархӯрдор шуд,
Он канизак аз қазо бемор шуд.
Он яке хар дошт полонаш набуд,
Ёфт полон гург харро даррабуд.
Кӯза будаш об меномад ба даст,
Обро чун ёфт худ кӯза шикаст.
Шаҳ табибон ҷамъ кард аз чапу рост,
Гуфт:Ҷони ҳар ду дар дасти шумост.
Ҷони ман саҳл аст ҷони ҷонам ӯст,
Дардманду хастаам дармонам ӯст.
Ҳар кӣ дармон кард мар ҷони маро,
Бурд ганҷу дурру марҷони маро.
Ҷумла гуфтанд, ки ҷонбозӣ кунем,
Фаҳм гирд орему анбозе кунем.
Ҳар яке аз мо Масеҳи оламест,
Ҳар аламро дар кафи мо марҳамест.
Гар Худо хоҳад нагуфтанд аз батар,
Пас Худо бинмудашон аҷзи башар.
Тарки истисно муродам қисватест,
Не ҳамин гуфтан, ки ораз ҳолатест.
Эй басо новарда истисно бигуфт,
Ҷони ӯ бо ҷони истисност ҷуфт.
Ҳарчӣ карданд аз илоҷу аз даво,
Гашт ранҷ афзуну ҳоҷат нораво.
Он канизак аз мараз чун мӯй шуд,
Чашми шаҳ аз ашки хун чун ҷӯй шуд.
Аз қазо сирангубин сафро намуд,
Рӯғани бодом хушкӣ мефузуд.
Аз ҳалила қабз шуд, итлоқ рафт,

Об оташро мадад шуд ҳамчу нафт.

**Бояд зикр кард, ки достонҳое, ки дар маснавӣ ба кор рафтаанд аз ҳайси шахсиятҳо ва аносири созанда бар ду навъ ҳастанд: а) Бархе сирфан сумбуликанд ва б) баъзе василае барои баёни матолиб ва мазомини мавриди назари Мавлоно ҳастанд. Гурӯҳе аз шореҳон шахсиятҳои ин достонро сумбулик дониста бошанд, гурӯҳи дигар онҳоро василаи баёни мавриди назари Мавлоно донистаанд. Агар нуқтаи назари гурӯҳи аввалро қабул кунем, шахсиятҳои достонро чунин метавон тафсиру таъвил кард: 1) Ҳакими илоҳӣ- сумбули пири тариқат ва муршиди комил аст. 2)Подшоҳ- нафси нотиқа, рӯҳи пок аст, ки меҳоҳад ба камол расад ва ба висоли маъшуқ комёб гардад. 3) Канизак- сунбули нафси аммора аст ва баъд аз он ки подшоҳ заргар, яъне тааллуқоти онро бо роҳнамоии табиби илоҳӣ аз байн мебарад, табдил ба нафси мутмаъина мегардад. 4)Заргар- сумбули тааллуқоти нафсонӣ ва дунявӣ аст, ки монеи рушти нафси аммора ба сӯи мутмаъина шудан мешавад.**

**1. Мулк** – подшоҳӣ, бузургӣ, азамат, ҳукумату қудрат.2.**Хавос**- хоса, наздикон, муқаррабон.3.**Шуд ғуломи он канизак ҷони шоҳ**- ҷони шоҳ ошиқи он канизак шуд. 4. **Мурғи ҷон**- ҷон, рӯҳ ба мурғ ташбеҳ шудааст. **Қафас**- истиора аз ҷисм.5. **Қазо** – тақдир ва ҳукми илоҳӣ, ки дар ҳаққи махлуқ воқеъ шавад. 8. **Ҳар ду**- мурод шоҳ ва канизак.10. **Ҷон** – истиора аз канизак. Калимаҳои «мар ҷон» ва «марҷон» таҷниси мураккабанд. 12. **Анбозӣ**- ҳамдастӣ, ҳамкорӣ.**Масеҳ** – Исои Масеҳ, пайғамбаре, ки бо нафасаш мурдаро зинда мекард, ин ҷо ба сифати ташбеҳкунанда омадааст, табибон худро ба Исо монанд кардаанд, ки мурдаро бо дами худ зинда мекард. **Алам**- дард, беморӣ.13.**Батар-** ғурур доштан, носипосӣ кардан, худпарастӣ, худбинӣ. **Аҷз** – нотавонӣ, дармондагӣ. 14. **Истисно**- Иншоолоҳ гуфтан, Худо хоҳад гуфтан. Мавлавӣ мегӯяд, ки муроди ман аз тарки истисно гуфтан он ҳолати қазоват ва ғуруре аст, ки бандаи Худо бояд аз он дурӣ ҷӯяд, зеро ба зоҳир будуни сидқ истисно гуфтан оразӣ ва сохтагӣ аст, он фоидае надорад. 15. Аммо инсонҳое, ки ҳарчанд ба зоҳир истисно намегӯянд, аммо аз сидқи дил бо истисно ҷуфт ҳастанд ва ҷони онҳо мутаваҷҷеҳи Худост. 18. **Сиркангубин**- шарбате аст, ки аз сирко ва шакар мепазанд, дар тибби қадим онро баро дафъи сафро муфид медонистаанд. **Сафро-** яке аз чаҳор халт(сафро, балғам,савдо, хун) ва он моеъи сурхранг ва гоҳе сабзранг аст. **Равғани бодом**- равғане аст, ки аз бодом мегиранд ва ҳамчу дору истифода мекунанд. Яъне бо ҳукми илоҳи тамоми доруҳо хосияти худро аз даст доданд. 19. **Ҳалила-** меваи дарахте аст ва онро чун дору ба кор мебаранд. **Қабз** – гирифтагӣ ва хушкии рӯда. **Итлоқ**- равонӣ, раҳо кардан. **Маънии абёт**: Дар замони пеш подшоҳи қудратманду соҳибдине буд, рӯзе ҳамроҳи муқаррибони хеш ба шикор баромад ва дар шоҳроҳ канизаке диду сахт ошиқи вай шуд. Канизакро хариду хоҷаи вай шуд, аммо аз тақдири бад канизак бемор шуд.Мавлоно ин ҷо қиссаро раҳо мекунад ва барои тасдиқи ин достон масалу ҳикмат меоварад: Яке хар дошт, ки полонаш набуд, чун ба

машақате полонро пайдо кард, гург харашро хӯрд ва кӯзае дошт, аммо об намеёфт, чун обро ёфт кӯзааш шикаст. Ин тамсил ба подшоҳ нигаронида шудааст. Мавлоно баъд аз ин ба дунболи достон меравад.

Шоҳ аз бемории канизак сахт ғамгин мегардад ва тамоми табибони ҳозиқро аз гӯшаву канор ҷамъ меоварад, то канизакро табобат кунанд ва мегӯяд, ки ҷони ману ҷони ӯ дар дасти шумост. Ҷони ман чизе нест, ӯро табобат кунед, ки ҷони ҷони ман ӯст. Ҳар кӣ ҷони ман-канизакро табобат кард, томоми дурру марҷони ман моли ӯст. Табибон лофи доноӣ мезананд, ки ҳар яки мо монанди Исо дами шифобахшӣ дорем ва ҳар дарду ранҷро пеши мо марҳам ҳаст. Мо ҳамкорӣ мекунем ва албатта, ба дарди каниз дармон меёбем. Чун табибон худписандӣ карданду Худо хоҳад нагуфтанд ва ба Худо таваккул накарданд, Худованд нотавонии онҳоро нишон дод. Боз Мавлоно ҳикмат мегӯяд: Инсони огоҳ ва марди Худо бояд тамоми корҳояшро бо номи Худо шурӯъ кунад ва агар кореро бидуни тавакул ба Худо ва «истисно» шурӯъ кунад, бенатиҷаву бефоида хоҳад буд ва то Худованд нахоҳад ҳеҷ коре ба сомон намерасад.Мавлоно мегӯяд: Муроди ман аз тарки истисно он ҳолати қазовату ғуруре аст, ки бандаи Худо бояд аз он дурӣ ҷӯяд вагарна ба зоҳир ва лафзан истисно гуфтан оразию сохтагӣ аст, ки фоидае надорад. Баръакси ин инсонҳое ҳастанд, ки истисноро ба забон намеоваранд, аммо дилу ҷони онҳо мутаваҷҷеҳи Худованд аст, ки бо мафҳуми «Иншооллоҳ» ҳамроҳ аст.

Табибон ҳар илоҷе, ки карданд, натиҷаи баръакс дод ва тамоми доруҳои эшон хосияти худро гум карда буд. Раҷи канизак бештар шуду дармони эшон суде набахшид. Тани канизак аз ранҷу дард ба мисли мӯй борик гардид ва аз дидани ин ҳолат аз чашми шоҳ ашки хун чун ҷӯй равон шуд. Аз қазойи илоҳӣ тамоми доруҳо хосияти худро аз даст доданд, масалан, сиркангубин, ки бояд сафробуру дармонкунандаи бемории ҷигар бошад, баръакс худаш боиси суфро шуд ва равғани бодом, ки бояд мулайинкунанда бошад (яъне боиси дарунравӣ бошад), худаш боиси хушкӣ ва сахт шудани рӯда гардид. Ҳамчунин ҳалила, ки чун равғани бодом бояд сабаби равонии сахтии рӯда бошад, баръакс боиси қабзи рӯда шуд ва об, ки хомӯшкунандаи оташ аст, монанди нафт онро шӯълавар кард.

## ЗОҲИР ШУДАНИ АҶЗИ ҲАКИМОН АЗ МУОЛИҶАИ КАНИЗАК БАР ПОДШОҲ ВА РӮЙ ОВАРДАНИ ПОДШОҲ БА ДАРГОҲИ ХУДО ВА ХОБ ДИДАНИ ШОҲ ВАЛИИ ХУДОРО

Шаҳ чу аҷзи он ҳакимонро бидид,
Побараҳна ҷониби масҷид давид.
Рафт дар масҷид сӯи меҳроб шуд,
Саҷдагоҳ аз ашки шаҳ пуроб шуд.
Чун ба хеш омад зи ғарқоби фано,

Хуш забон бикшод дар мадҳу сано.
К-эй камина бахшишат мулки ҷаҳон,
Ман чӣ гӯям, чун ту медонӣ ниҳон.
Эй ҳамеша ҳоҷати моро паноҳ,
Бори дигар мо ғалат кардем роҳ.
Лек гуфтӣ гарчӣ медонам сират,
Зуд ҳам пайдо кунам бар зоҳират.
Чун баровард аз миёни ҷон хурӯш,
Андар омад баҳри бахшоиш ба ҷӯш.
Дар миёни гиря хобаш даррабуд,
Дид дар хоб, ки пире рӯ намуд.
Гуфт: Эй шаҳ, мужда ҳоҷотат равост,
Гар ғарибе оядат фардо, зи мост.
Чунки ояд ӯ ҳакими ҳозиқаст,
Содиқаш дон, к-ӯ амину содиқаст.
Дар илоҷаш сеҳри мутлакро бубин,
Дар мизоҷаш қудрати Ҳакро бубин.
Чун расид он ваъдагоҳу рӯз шуд,
Офтоб аз шарқ ахтарсӯз шуд.
Буд андар манзара шаҳ мунтазир,
То бубинад он чӣ бинмуданд сир.
Дид шахсе фозиле, пурмояе,
Офтобе дар миёни сояе.
Мерасид аз дур монанди ҳилол,
Нест буду ҳаст дар шакли хаёл.
Нест ваш бошад хаёл андар равон,
Ту ҷаҳоне бар хаёле бин равон.
Бар хаёле сулҳашону ҷангашон,
В-аз хаёле фахрашону нангашон.
Он хаёлоте, ки доми авлиёст,
Акси маҳрӯёни бӯстони Худост.
Он хаёле, ки шаҳ андар хоб дид,
Дар рухи меҳмон ҳаме омад падид.
Шаҳ ба ҷойи ҳоҷибон фопеш рафт,
Пеши он меҳмони ғайби хеш рафт.
Ҳар ду баҳри ошино омӯхта ,
Ҳар ду ҷон бедӯхтан бардӯхта.
Гуфт маъшуқам ту будастӣ на он,
Лек кор аз кор хезад дар ҷаҳон.
Эй маро ту Мустафо ман чу Умар,
Аз барои хидматат бандам камар.

22. **Фано**- нестӣ, маҳв шудан. Дар истилои урафо фанои банда дар Ҳақ, ки ҷиҳати башарияти банда дар ҷиҳати рабубияти Ҳақ маҳв гардад. Мавлоно ҷои дигар гӯяд:

Ҳеҷ касро то нагардад ӯ фано,
Нест роҳ дар боргоҳи кибриё.
Чист меъроҷи фалак? Ин нестӣ,
Ошиқонро мазҳабу дин нестӣ.

Ба иборати дигар, фано ҳолате аст, ки ориф дар он ҳама чизу ҳама касро фаромӯш мекунад ва ба ҷуз Худо ба ҳеҷ касу ҳеҷ чиз намеандешад.**Ғарқоб** – ҷойи ғарқ шудан, ҷойи амиқ дар об, поёб. 23. **К-эй камина бахшишат мулки ҷаҳон**- Эй Худо, тамоми ин дунё камтарин бахшиши ту аст.25. Мисраи аввал ишора дорад ба ояи 78 Сураи «Тавба»: « Оё надонистаанд, ки Худо сухани пинҳон эшон ва розгуфтани эшонро медонад ва он гаҳ Худо донандаи айбҳо аст». Мисраи дуюм ишора дорад ба ояи 55 Сураи «Аъроф»: « Парвардигори худро зорикунон ва пӯшида аз мардумон бипарастед, ҳароина ӯ аз ҳадгузаронандагонро дӯст надорад».26. Мисраи дуюм ишора дорад ба ояи 60 Сураи «Ғофир» « Парвардигор шуморо гуфт: Дуо кунед ба ҷаноби ман, то дуои шуморо қабул кунам». 27.**Хоб**- орифон мӯътақиданд, ки ҳангоби хоб рӯҳи инсон муақатан аз алоқаи дунё канда мешавад ва метавонад бо олами илоҳӣ иртибот дошта башад ва ҳақоиқе бар ӯ илҳом шавад, ки дар бедорӣ аз дарёфти онҳо оҷиз аст. Хобро аҳли ирфон роҳҳои кашфу мукошифа медонанд ва хоб барои эшон калиди бисёре аз мушкилот аст.29.**Ҳозиқ** – моҳир, устод, доно. **Амин**- амонатдор, мӯътамад, муршид, марди комил.**Содиқ** – ростгӯ.30. **Сеҳри мутлақ** – сеҳри коргар ва муассир, маҷозан кори ғарибу фавқуллода. 31. **Ахтарсӯз** – маҳвкунандаи ситорагон, яъне рӯз шудан.32. **Манзара** – ҷойи нигаристан, чашмандоз.33. **Офтоб** – истиора аз олами маънавият ва маърифати ҳакими илоҳӣ. **Соя** – истиора аз ҷисми ҳаким. 35. Хаёлоти инсони маъмулӣ нестваш ва беасос ҳастанд ва одамӣ метавонад дунёро дар хаёлоти худ муҷассам кунад. 36. Сулҳу ҷанг ва фахру нангва ба таври куллӣ тамоми он чӣ мардумро дар ин дунё ба худ машғул карда аст, хаёле беш нест. 37. **Маҳрӯён**- истиора аз асрор ва маърифати илоҳӣ, зеро барои ориф ҳеҷ чизе зеботар аз асрору маърифати илоҳӣ нест. **Бӯстони Худо** – истиора аз олами рӯҳӣ ва илоҳӣ. Яъне асрори илоҳӣ ва маънии ғайбӣ монанди доме аст, ки мардони Худоро асири худ кардааст. 39. **Ҳоҷибон** – пардадор, дарбон. 40. Яъне ҳам шоҳ ва ҳам ҳакими илоҳӣ аз роҳу расми манзилҳои тариқат огоҳ буданд ва дар баҳри дарёи ҳақиқат шиновар буданд, чунонки гӯё ҷони онҳоро ба ҳамдигар дӯхтаанд. Ҷойи дигар гӯяд:

Ҷони гургону сагон аз ҳам ҷудост,
Мутаҳид ҷонҳои мардони худост.

41. **Кор аз кор хезад** – яъне ҳар коре сабаби кори дигаре мешавад.42. **Мустафо** – баргузидада, лақаби ҳазрати пайғамбар(с). **Умар**- Умар ибни Хаттоб, халифаи дуввуми рошиддин.**Маънии абёт:** Подшоҳ чун нотавонии табибонро дид, аз онҳо ноумед шуд ва побараҳна сӯи масҷид

давид. Дар масҷуд рӯ сӯйи меҳроб карду бо тамоми вуҷудаш ба нолаву зорӣ даромад ва ҷойи саҷда аз ашки ӯ пуроб шуд. Вақте ба худ омад, забон ба мадҳу сано кушод, ки эй Худо тамоми ин дунё камтарин бахшиши ту аст, ман чӣ гӯям, зеро ту аз ҳама асрори ниҳон хабар дорӣ. Ту ҳамеша ҳоҷати моро паноҳ ҳастиву дасти ҳоҷатмандонро мегирӣ, ба фарёдамон рас, ки бори дигар мо роҳро ғалат кадем. Худовандо, худ дар «Қуръон» фармудаӣ, ки донандаи розҳои ниҳон ҳастӣ ва агарчӣ розҳои моро медонӣ, лекин мо бояд онҳоро ба забон биёварем ва зоҳир кунем. Бояд Туро бо тазаррӯъ ва дар ниҳон бипарастем ва ба ҷаноби Ту дуо кунем, то дуои моро қабул кунӣ. Вақте подшоҳ бо ҳузури қалб ва нияти холис рӯ ба даргоҳи Худованд оварду дуову зорӣ кард, Худованди мутаол хоҳиши ӯро пазируфт ва дуояшро мустаҷоб кард. Аттор ба ҳамин маънӣ дар «Достони Шайх Санъон» аз забони ҳазрати Расул(с) ба муриди хоса мегӯяд:

Ту яқин медон, ки сад олам гуноҳ,
Аз тафи як тавба бархезад зи роҳ.
Баҳри эҳсон чун дарояд мавҷзан,
Маҳв гардонад гуноҳи марду зан.

Подшоҳ дар миёни гиряву зорӣ хобаш мебарад ва дар хоб піреро мебинад ва он пир ба ӯ мужда медиҳад, ки хоҷатат раво шуд. Фардо аз сӯи мо ҳакими ҳозиқу содиқ назди ту меравад ва бемори туро табобат мекунад. Ин ҳаким дар табобат моҳиру хориқулода аст ва метавонӣ дар вуҷуди ӯ қудрати илоҳиро мушоҳида кунӣ. Подшоҳ аз хоб бедор шуд ва ба қасри худ баргашт ва вақте рӯзи дигар фаро расид, шоҳ дар манзаро мунтазири он ҳаким буд. Ногоҳ шахси фозилу гаронмояе дид, ки аз дур меояд ва офтоберо мемонад, ки дар миёни соя аст. Аз дур монанди ҳилол борикандом менамуд ва нестию ҳастияш дар хаёл таҷассум мегардад. Хаёлоти инсони маъмулӣ нестվашу беасос ҳастанд ва дунёро метавон дар хаёли худ таҷассум кард. Сулҳу ҷангу фахру нанг, ки инсонро дар ин дунё ба худ машғул медоранд, хаёле беш нест. Вале он ҳаёлоте, ки авлиёи илоҳӣ ва мардони Худоро асири худ гардонидааст, инъикоси асрори илоҳӣ ва маъонии ғайбӣ аст. Он навиде, ки барои шоҳ дар хобаш намуда буданд, ӯ дар симои ин меҳмонаш мушоҳида кард ва шоҳ ба ҷойи дарбон худ ба истиқболи меҳмон рафт. Ҳар ду бо ҳамдигар сахт улфат гирифтанд, зеро ҳар ду аз роҳу манзилҳои тариқат огаҳӣ дорштанду дар дарёи ҳақиқат шиновар буданд ва ҷони онҳо яке шуда буд, гӯё ки ҷонҳои онҳоро бо якдигар дӯхтаанд. Шоҳ ба меҳмон гуфт: Дар асл маъшуқи ман- гумгаштаи ман ту будаӣ, на он, аммо ҳар коре боиси кори дигар мешавад. Ту барои ман монанди пайғамбар ҳазрати Муҳаммад раҳнамо астӣ ва ман чун Умар дар хидмати ту камар хоҳам баст.

## АЗ ХУДО ҶӮЕМ ТАВФИҚИ АДАБ

Аз Худо ҷӯем тавфиқи адаб,
Беадаб маҳрум шуд аз лутфи раб.
Беадаб танҳо на худро дошт бад,
Балки оташ дар ҳама офоқ зад.
Моида аз осмон дар мерасид,
Бесадову бефурухту бехарид.
Дар миёни қавми Мусо чанд кас,
Беадаб гуфтанд: Ку сиру адас?
Мунқатеъ шуд нону хони осмон.
Монд ранҷи зарҷу белу досмон.
Боз Исо чун шафоат кард Ҳақ,
Хон фиристоду ғанимат бар табақ.
Боз густохон адаб бигзоштанд,
Чун гадоён зиллаҳо бардоштанд.
Лоба карда Исо эшонро, ки ин
Доимасту кам нагардад азх замин.
Бадгумонӣ кардану ҳирсоварӣ,
Куфр бошад пеши хони меҳтаре.
З-он гадорӯёни нодида зи оз,
Он дари раҳмат бар эшон шуд фароз.
Абр бар нояд пайи манъи закот
В-аз зино афтад вабо андар ҷиҳот.
Ҳар чӣ бар ту ояд аз зулмоту ғам,
Он зи бебокиву густохист ҳам.
Ҳар кӣ бебокӣ кунад дар роҳи дӯст,
Раҳзани мардон шуду номард ӯст.
Аз адаб пурнур гаштаст ин фалак
В-аз адаб маъсуму пок омад малак.
Буд зи густохӣ кусуф офтоб,
Шуд Азозиле зи ҷуръат радди боб.

43.**Тавфиқ**- даст ёфтан, мувофиқ кардан, мадад кардан. **Раб** – Худованд. 44. **Офоқ** – дунё, ҷаҳон, гетӣ, олам.45. **Моида**- хӯрок, дастархони пур аз нозу неъмат. **Сир** – бехмеваи пиёзмонанд, ки дорои таъму бӯйи тунд буда, хосияти доруӣ дорад. 46.**Адас** -наск, донаи сурхи ҷигариранг аз ҷинси лубиё.47. **Мунқатеъ** – қатъ шудан, бурида шудан, ҷудо шудан. Мазомини абёти 45-47 ишора дорад ба оёти 57- 61 Сураи «Бақара» ба ин маънӣ, ки қавми Мусо баъд аз берун омадан аз Миср чиҳил сол дар биёбон саргардон буданд ва дар ин муддат Худованди мутаъол барои онҳо моидаи осмонӣ мефиристод. аммо қавми Мусо ба ин хӯрок қонеъ нашуданд ва аз Мусо талаб карданд, ки аз Худованд барои онҳо он чӣ аз замин мерӯяд, монанди сабзӣ, бодаринг, пиёз, адас талаб кунад. Худованд ба сабаби ношукрии онҳо ин неъматро аз онҳо гирифт. 48. **Исо**- пайғамбар ва бунёдгузори дини насронӣ, ки ба ӯ китоби

осмонии «Инҷил» нозил шудааст. Шафоъат- хоҳиш кардан, дархости бахшиш ё кӯмак кардан аз касе барои дигаре. Инҷо Исо барои ҳамроҳонаш аз Худо хоҳиш мекунад. 49. **Зулла**- лағзидан, хато, он чӣ аз хӯрданӣ, ки аз меҳмонӣ бо худ баранд. яъне таоме, ки мардуми фурӯмоя аз ҷойе бардоранд ва бо худ баранд, зилла бардоштан киноя аз носипосӣ, куфрони неъмат. Лоба – илтимос, зорӣ. Дар абёти 48 – 50 шоири ориф ишора дорад ба мазомини оёти 111- 115 Сураи «Моида» ба ин маънӣ, ки Исо бо ҳавориён ба биёбоне расиданд, ки ҳеҷ хӯрдание набуд. Ҳавориён аз ӯ дархост карданд то дуо кунад, ки аз осмон барои онҳо моида фуруд ояд. Исо гуфт: - Агар имон оваред ва аз Худо битарсед ва куфрони неъмат нашавед.Ҳавориён розӣ шуданду гуфтанд, ки мехоҳем аз он моида бихӯрем, то дилҳоямон ором гирад ва бидонем, ки ту ба мо рост гуфтаӣ ва бар он шаҳодат диҳем. Исо дуо кард ва Худованд дуои ӯро мустаҷоб карду барои онҳо моидаи осмонӣ фиристод. Аммо онҳо ношукрӣ карданд ва гуфтанд, ки ин ҷодуӣ аст. Худованд неъмату раҳмати худро аз онҳо боз гирифт ва ба азоби сахт гирифторашон кард. 51.**Ҳирс**- оз, озмандӣ, тамаъҷӯӣ. **Меҳтар**- бузург, раис, сарвар. 52. Гадорӯ- беҳаё, бешарм. Фароз – боз, кушода, баста, ин ҷо ба маънии баста омадааст.53. **Вабо** – бемории шадиди гузаранда ва ҳалокатовари омавӣ, халера, офат, бало. 54. **Зулмот**- ҷамъи зулмат, торикӣ, маҷозан ба маънии бадбахтӣ, ҷаҳолат, нодонӣ. Ин байт ишора дорад ба ояи 79 Сураи «Нисо»: « Он чӣ ба ту аз неъмат расад, пас аз Худост ва он чӣ ба ту аз газанд расад, пас аз назди нафси туст.» 55. **Бебокӣ**- нотарсӣ, ин ҷо ба маънии бетарсӣ ва ношукрӣ аз Худо.56. **Маъсум**- бегуноҳ, пок. **Малак**- фаришта. 57. **Кусуф-** гирифтани хуршед, ҳангоме ки моҳ байни замину хуршед тавре қарор мегирад, ки монеъи тобиши нури хуршед ба қисмате аз сатҳи замин мешавад. Дар гузашта мӯътақид буданд, ки ҳар гоҳ офтоб густохӣ кунад ва аз сайри аслии худ берун равад, кусуф ба вуҷуд меояд. **Азозил**- Иблис, шайтон. **Ҷуръат**- ҷасорат ва густохӣ. Ради боб – ронда шуда, дур шуда аз даргоҳи Ҳақ. **Маънии абёт**: Мавлоно қиссаро раҳо мекунад ва боз ба панду ҳикмат рӯ меорад: Аз Худованд мутаъол ҷуёни тавфиқи одаб бошем, зеро одами беадаб аз лутфу марҳамати Худованд бенасиб аст ва шарти ирфону имон ва мусулмонӣ адаб аст. Беадаб танҳо ба худаш бадӣ намеоварад, балки беадабии ӯ бадбахтӣ ба ҳама ҷаҳон меоварад. Чунончӣ, дар Қуръон омада, ки вақте қавми Мусо дар биёбон саргардон буданд бо дуои ӯ Худованд дастархони пурнозу неъмат фиристодашон, аммо дар байн қавм чанд беадаб аз ин неъмати худовандӣ ношукрӣ карданд ва аз Мусо талаб намуданд, ки аз Худо дархости сиру адас кунад. Аз ин ношукрии онҳо ин хони осмонӣ қатъ шуд ва ҳамагӣ дар ранҷу азоб монданд. Ҳамчунин вақте ки ҳавориён бо Исо ба биёбон расиданд ва он ҷо аз хӯрданӣ чизе набуд, аз ӯ дархост карданд, то дуо кунад, ки аз осмон барои онҳо моида ояд. Исо ба шарти он ки куфрони неъмат нашавад дуо кард ва хони неъмат дар табақ фуруд омад, аммо ҳавориён онро ҷодуӣ пиндоштанд ва баъзе аз онҳо баъд аз хӯрдан боз таомро бо худ гирифтанд. Исо бо илтимосу зорӣ ба онҳо фаҳмонд, ки ин неъмати Худованд доимӣ асту ҳеҷ

кам намегардад. Аммо онҳо бадгумонӣ карданду ҳирс варзиданд. Ҳирс варзидан дар назди хони бузургворе куфрони неъмат аст. Аз ин амали гадорӯёни беҳаё хони неъмати худовандӣ ба рӯяшон баста гардид. Аз зино ва бешармию беҳаёӣ бемории вабо меояд ва ҳамаро фаро мегирад. Ҳар кӣ дар роҳи Худованд гуфтохию худобехабарӣ мекунад, раҳзани мардон асту номард аст. Офтоб, ки густохона аз масири худ берун рафт, гирифтори кусуф гардад ва Азозил, ки густохона амри Худовандро иҷро накард, аз даргоҳи Ӯ ронда шуд.

## МУЛОҚОТИ ПОДШОҲ БО ТАБИБИ ИЛОҲӢ

Даст бикшоду каноронаш гирифт,
Ҳамчу ошиқ андар дилу ҷонаш гирифт.
Дасту пешонишро бӯсидан гирифт,
Аз мақому роҳ пурсидан гирифт.
Пурс-пурсон мекашидаш то ба садр,
Гуфт:-Ганҷе ёфтам охир ба сабр.
Гуфт:-Эй ҳадияи Ҳаҷу дафъи ҳараҷ,
Маънии «Ассабру мифтоҳулфараҷ.
Эй лиқойи ту ҷавоби ҳар суол,
Мушкил аз ту ҳал шавад бе қилу қол.
Тарҷумонӣ ҳарчи моро дар дил аст,
Дастгирӣ ҳар кӣ пояш дар гил аст.
Марҳабо, ё муҷтабо, ё муртазо,
Ин тағиб ҷоалқазо зоқалфазо.
Инти мавла-л-қавм мин ло йаштаҳи,
Қад радо калло лаин лам йантаҳи.

58. **Канорон**- канорҳо, он нишонаи ҷамъ аст. 59. **Мақом** – пойгоҳ, иқоматгоҳ, шаъну шавкат. Дар назди орифон мақоми ҳар кас пас аз ҳусули одобу мубодии хос ва таҳмили сахтиҳои лозим мавзеъи ӯст. 60.**Садр**- болои маҷлис ва ҳар ҷо. **Сабр**- таҳмилу шикебойӣ ва бурдборӣ. Дар истилоҳи урафо тарки шикоят аз сахтии бало назди ғайри Худо аст. Собир касе аст, ки худро ба бало чунон қарин карда бошад, ки аз омадани бало бок надорад.61. **Ҳараҷ** – фишору тангӣ, гуноҳ, дар ин ҷо ба маънии фишорҳои рӯҳию дарунӣ ва дилтангӣ аст. Ҳадиси набавӣ: «Ассабру мифтоҳул фараҷ», яъне сабр калиди фараҳу шодӣ аст. 62.**Лиқо**- дидор, маҳзар. **Қилу қол**- гуфту шунид, мубоҳиса, ҷанҷол. 63.**Тарҷумон** – мутарҷим, гузоранда, баёнгар. **Пой дар гил будан** киноя аз гирифтори мушкилот будан, гирифторӣ. 64. **Марҳабо-** хуш омадӣ. **Муҷтабо**- баргузида, писандида. **Муртазо**- писандида ва баргузида. 65. Ту мавло ва сарвари қавм ҳастӣ, касе, ки муштоқи ту нест, бе шубҳа фано шудааст **Маънии абёт**: Подшоҳ ҳакими илоҳиро оғӯш кушода пешвоз гирифт ва монанди ошиқ , ки маъшуқи худро мебинад, аз омадани ҳаким шодии

бениҳояте дар дилу ҷонаш падид омад. Шоҳ дасту пешонии ҳаким мебӯсиду аз мақому роҳ ва мушкилоти он пурсон мешуд. Аз аҳволи ӯ пурсон- пурсон то боло бурду дар мақоми валояш нишонд ва гуфт, ки ба сабаби сабре, ки кардам ба ганҷ расидам. Эй ту ҳадияи Худованд барои дафъи фишорҳои рӯхию дарунӣ ва дилтангӣ ҳастӣ, туӣ маънии ҳадиси «Сабр калиди фараҳу шодӣ». Ба ростӣ, ки дидори ту ҷавоби тамоми суолоти мубҳам аст ва ту тамоми мушкилотро бе қилу қолу баҳсу мубоҳиса ҳал мекунӣ. Ту баёнгари асрори ниҳонии мо ҳастию розҳои моро хуб медонӣ ва ту дастгиру мададгори касе ҳастӣ, ки дар мушкилот гирифтор шуда аст. Марҳабо, хуш омадӣ, эй шахси баргузидаи Худованд. Агар дур шавию биравӣ, бадбахтие ба мо хоҳад омад, дар ҳоле ки фазо танг аст. Ту мавлову сарвари қавм ҳастӣ, касе, ки муштоқи ту нест, бешубҳа фанову нобуд шудааст.

## БАРДАНИ ПОДШОҲ ТАБИБРО БА САРИ БЕМОР ТО ҲОЛИ ӮРО БУБИНАД

Чун гузашт он маҷлису хони карам,
Дасту ӯ бигрифту бурд андар ҳарам.
Қиссаи ранҷуру ранҷурӣ бихонд,
Баъд аз он дар пеши ранҷураш нишонд.
Рангу рӯю набзу қорура бидид,
Ҳам аломоташ, ҳам асбобаш шунид.
Гуфт:-Ҳар дору, ки эшон кардаанд,
Он иморат нест вайрон кардаанд.
Бехабар буданд аз ҳоли дарун,
Астаъизуллоҳ мимо яфтурун.
Дид ранҷу кашф шуд бар вай нуҳуфт,
Лек пинҳон карду бо султон нагуфт.
Ранҷаш аз савдову аз суфро набуд,
Буйи ҳар ҳезум падид ояд зи дуд.
Дид аз зориш, к-ӯ зори дил аст,
Тан хуш асту ӯ гирифтори дил аст.
Ошиқӣ пайдост аз зории дил,
Нест беморӣ чу беморecho дил.
Иллати ошиқ зи иллатҳо ҷудост,
Ишқ устурлоби асрори Худост.
Ошиқӣ гар з-ин сару гар з-он сар аст,
Оқибат моро бадон сар раҳбар аст.
Ҳарчӣ гӯям ишқро шарҳу баён,
Чун ба ишқ оям хиҷил бошам аз он.
Гарчи тафсири забон рӯшангар аст,
Лек ишқ безабон рӯшантар аст.
Чун қалам андар навиштан мешитофт,

Чун ба ишқ омад қалам бар худ шикофт.
Ақл дар шарҳаш чу хар дар гил бихуфт,
Шарҳи ишқу ошиқӣ ҳам ишқ гуфт.
Офтоб омад далели офтоб,
Гар далелат бояд аз вай рӯ матоб.
Аз вай ар соя нишоне медиҳад,
Шамс ҳар дам нури ҷоне медиҳад.
Соя хоб орад туро ҳамчун самар,
Чун барояд шамс иншақул қамар.
Худ ғарибе дар чаҳон чун Шамс нест,
Шамси ҷон боқист ӯро амс нест .
Шамс дар хориҷ агарчӣ ҳаст фард,
Метавон ҳам мисли ӯ тасвир кард.
Шамси ҷон, к-ӯ хориҷ омад аз асир,
Набвадаш дар зеҳну дар хориҷ назир.
Дар тасаввур зоти ӯро гунҷ кӯ,
То дарояд дар тасаввур мисли ӯ.
Чун ҳадиси рӯйи Шамсуддин расид,
Шамси чорум осмон сар дар кашид.
Воҷиб ояд чунки омад номи ӯ,
Шарҳи рамзе гуфтан аз инъоми ӯ.
Ин нафас ҷон доманам партофтаст,
Бӯйи пероҳони Юсуф ёфтаст.
Аз барои ҳаққи сӯҳбат солҳо,
Боз гӯ ҳоле аз он хуш ҳолҳо.
То замину осмон хандон шавад,
Ақлу рӯҳу дида сад чандон шавад.
Ло тукаллифни фаинни фи-л-фано,
Каллат афҳоми фало уҳси сано.
Куллу шайъин қолаҳу ғайрул-муфиқ
Ин такаллаф ав тасаллаф «ло йалиқ».
Ман чӣ гӯям як рагам ҳушёр нест,
Шарҳи он ёре, ки ӯро ёр нест.
Шарҳи ин ҳиҷрону ин хуни ҷигар,
Ин замон бигзор то вақти дигар.
Қола: «Атъамни фаинни ҷоеъун,
В-аътаҷил фа-л-вақту сайфун қотеъун".
Сӯфӣ ибнулвақт бошад,эй рафиқ,
Нест фардо гуфтан аз шарти тариқ.
Ту маргар худ марди сӯфӣ нестӣ,
Ҳастро нисия хезад нестӣ.
Гуфтамаш пӯшида хуштар сирри ёр,
Худ ту дар зимни ҳикоят гӯш дор.
Хуштар он бошад, ки сирри дилбарон,
Гуфта ояд дар ҳадиси дигарон.
Гуфт:- Макшуфу бараҳнаву беғулул,

Бозгӯ, дафъам мадеҳ, эй булфузул.
Парда бардору бараҳна гӯ, ки ман
Менахуспам бо санам бо пераҳан.
Гуфтам:- Ар урён шавад ӯ дар аён,
Не ту монӣ, не канорат, не миён.
Орзу мехоҳ, лек андоза хоҳ,
Бар натобад кӯҳро як барги коҳ.
Офтобе, к-аз вай ин олам фарӯхт,
Андаке гар пеш ояд ҷумла сӯхт.
Фитнаву ошӯбу хунрезӣ маҷӯ,
Беш аз ин аз Шамси Табрезӣ магӯ.
Ин надорад охир аз оғоз гӯ,
Рав тамоми ин ҳикоят боз гӯ.

66. **Карам-** ҷавонмардӣ, саховат. **Ҳарам-** ҷойи аҳлу аёли мард, андаруни хона. 67. **Ранҷур** - киноя аз канизак аст. 68. **Қорура** – зарфи шишагие, ки намунаи идрор(пешоб)-ро дар он карда назди табиб барои муомина мебаранд. 69. **Иморат** – сохтмон, аммо ин ҷо маҷазан ба маънии он, ки иморати табибони канизакро даво карда аз бунбаст вайрон аст. 70. Тарҷумаи мисраи дуюм: паноҳ мебарам ба Худо аз дурӯғҳое, ки онҳо (табибон) гуфтаанд.72. **Савдо** – табибони қадим мӯътақид буданд, ки бадани инсон аз савдо, сафро, балғам ва хун ташкил шудааст ва агар яке аз инҳо каму зиёд шавад одам бемор мегардад ва ё мемирад. Савдову сафро  ин ҷо маҷозан ба маънии тамоми ҷисм аст. 73. **Зори дил будан -** дарди дил доштан, маҷозан ошиқ будан.75. **Иллат**- дард, беморӣ. **Устурулоб**- асбобе аст, ки  барои андозагирии маҳал ва иртифоъи ситорагон ва дигар андозагириҳои нуҷумӣ  ба кор меравад. Ишқ устурулоби асрори Худост- яъне ишқ василаи шинохту кашфи асрори ҳақоиқи илоҳӣ аст. 77**. Хиҷил** – шармсор, шарманда.79. **Шикофт** – ин ҷо ба маънии шикастан аст. 80. Ақл дар шинохти ишқ ба хари дар лой фурӯ монда ташбеҳ шудааст, яъне ақл дар шинохти ишқ оҷиз аст.( Роқими ин сутур дар ин масъала ба тафсил маълумот додааст. Ниг: Ш.Исрофилниё. Ихтилофи ақлу ишқ дар шеъри Ҳофиз.)81. **Далел**- бурҳон, ҳуҷҷат.82. Соя- истиора аз истидлол, мантиқ. 83. Самар – қиссаву афсона. Иншақул қамар- порае аз ояи 1Сураи «Қамар»: « (Қиёмат наздик аст) ва моҳ дупора шуд». 84. **Ғариб**- мусофир, аз хонумон дур афтода, нодир, кимёфт, ношинохта, дур аз фаҳму дарк. Шамси ҷон- хуршеди ҷон, мурод Шамси Табрезӣ аст. **Амс-** дирӯз. 85. **Фард**- танҳо, ягона.86. **Асир-** ба бовари қудамо курраи оташ, ки болои курраи ҳавост, сиёле рақиқ ва бевазн аст. Назир- монанд, ҳамто.87. **Гунҷ**- яъне гунҷоиш, ҳад ва вусъати зарф нисбат ба масруф. 88. **Шамсуддин**- мурод Шамси Табрезӣ, пиру муршиди Мавлоно. **Шамси чорам**- мурод офтоб аст, ки ба қавли қудамо дар осмони чаҳорум аст. **Сар дар кашидан**- худро ниҳон кардан, пинҳон шудан. 89-. Инъом- ато, бахшиш. Дар ин ҷо мурод каромот ва таъсирии рӯҳии Шамси Табрезӣ аст.90. **Ҷон**- ҷон ва рӯҳи худи Мавлоност, аммо баъзе аз шореҳон мӯътақиданд, ки мурод аз ҷон ин ҷо Ҳисомуддини

Чалабӣ аст, ки маснавиро китобат мекард. Юсуф – истиора аз Шамси Табрезӣ. 91. **Хуш ҳолҳо** – мурод ҳолату лаҳзаҳои хуше, ки Мавлоно бо Шамс дошт. 93. **Сано** – шукру сипос, дар истилоҳи урафо сано нишонаи саҳву ҳушёрӣ аст. Орифе, ки ғарқи вуҷуди маъшуқ шуда, аз худ бехабар гаштааст, қодир нест, ки Худоро сано гӯяд. Солике, ки мегӯяд ман Худоро сано мегӯям, дар ҳолати дуйӣ қарор дорад, ориф бояд «манӣ»-ро эҳсос накунад ва масти ишқи ӯ бошаду худашро дар Ӯ маҳв кунад. Саҳву ҳушёрӣ нуқтаи муқобили ишқу мастӣ аст.94.Ҳар сухане, ки одами масти дар ҳоли фано мегӯяд, чи аз рӯи такаллуф бошад ва чи аз рӯи тамаллуқу чоплусӣ, лоиқи Шамс нест. 95. **Он ёре, ки ӯро ёр нест**- яъне ёре, ки ӯро шабоҳату ҳамтое нест, мурод Шамс аст. 96. **Ҳиҷрон** –ҷудойӣ, дурӣ. 98. **Ибнулвақт**- сифати сӯфие аст, ки ба замон ҳол биандешад ва фурсатро аз даст надиҳад ва он чӣ воҷиб аст ба вақти худ ва ҳоли ҳозир анҷом диҳад. 99. **Нисия** – он чӣ ба ваъда фурӯхта шавад. 100. **Зимн**- дарун, миён. 101. **Ҳадис** – хабар,тоза, нав, аксар мавриди ба гуфтаҳо ва фармудаҳои Расули акрам(с) ишора мешавад, аммо ин ҷо ба маънии хабар ва ё ҳикояи дигарон аст. 102. **Макшуф**- ошкору равшан, бепарда. **Ғулул**-дуздию хиёнат, беғулу маҷозан ба маънии бекаму кост. **Булфузул** – соҳиби фазилат, бо фазлу дониш, аммо баъзан ба маънии кинойӣ ва муқобили он беҳудагӯ низ ба кор меравад. 103. **Санам** – бут, маъшуқ. **Пираҳан** – истиора аз тааллуқоти дунявӣ. 104 Урён – бараҳна, ошкор.105. Бар натофтан- таҳаммул наовардан, аз андоза ҳад фузун будан. 106. **Фарӯхт**- яъне афрӯхта шуд. **Маънии абёт:** Шоҳ баъд аз маҷлису зиёфати саховатмандона дасти табиби илоҳиро бигрифту ба ҳарам бурд ва қиссаи бемории канизакро раҳораҳ баён карду ӯро ба болини каниз бурд. Табиб ба рангу рӯ ва набзи канизро бидид ва идрорашро муоина кард ва барои муайян кардани беморӣ ба канизак дар мавриди дардаш суолҳо кард. Дар охир гуфт, ки табибони қаблӣ асоси дардро нафаҳмида ба дармон кӯшидаанд ва иморати табобати эшон аз бунёд рӯ ба вайронӣ дошт, аз ин сабаб дар табобат ноком мондаанд. Он табибон аз дарди даруни каниз бехабар буданд, ба Худо паноҳ мебарам аз он дурӯғҳое, ки онҳо гуфтаанд. Ҳакими илоҳӣ ранҷ канизро дарёфт, вале пинҳон доштуба шоҳ нагуфт. Донист, ки ранҷи каниз аз сафрову савдо, яъне бемории ҷисмонӣ набуд, монанди он, ки бӯйи ҳар ҳезумро аз дудаш метавон муайян кард. Аз зориву нолаи каназак донист, ки ӯ бемории дил (яъне ошиқ) аст, аммо ҷисмаш комилан сиҳат мебошад. Ошиқ будан кас аз зории дили ӯ маълум мешавад ва бемории дил аз дигар бемориҳои дигар фарқ дорад. Дард ишқ низ аз дигар дардҳо тафавут дорад ва ишқ василаи шинохту кашфи асрору ҳақиқати илоҳӣ аст. Ишқ чи маҷозӣ бошад ва чи ҳақиқӣ дар охир ошиқро ба висоли маъшуқ мерасонад, зеро хосияти ишқ он аст, ки таъаллуқоту вобастагиро аз ошиқ дур месозад ва ӯро бениёз менамояд ва ба ваҳдату яктопарастӣ шавқ медиҳад, маъшуқ хоҳ маҷозӣ бошаду хоҳ ҳақиқӣ. Ҳар чи қадар дар шарҳи ишқ сухан мегӯям ва чун ба ишқ меоям, аз он гуфтаҳо дар хиҷолат мемонам. Ҳарчанд тафсири забонӣ равшангари ишқ мебошад, аммо ишқ безабон равшантар аст. Ҳангоме ки қалам ба тафсири ишқ пардохт, чун ба шарҳи

ишқ омад, дар худ шикаст ва аз шарҳи ишқ оҷиз монд. Ақлу хирад дар шарҳи ишқ чун хар дар лой дармонданд, яъне бо воситаи ақлу хирад наметавон ишқро шинохт. Ишқро танҳо бо воситаи ишқ метавон шинохт, ҳамон тавре ки Худоро ба василаи Худо метавон шинохт. Барои исботи ҳар чизе ҳеҷ далеле беҳтару равшантар аз вуҷуди худи ӯ нест, монанди офтоб, ки зуҳураш далели вуҷуди ӯст. Гарчӣ соя яке аз далоили вуҷуди офтоб аст, аммо офтобро наметавон бо воситаи соя шинохт. Соя хобовар аст, чунончӣ, дар шабҳои моҳтобӣ шунидани қиссаву афсонаҳо хобовару лаззатбахш аст. Одамӣ он вақт ба хоб меравад, ки офтоб тулӯъ накардааст ва чун тулӯъ мекунад, нури моҳу ситорагонро аз байн мебарад ва инсон аз хоб бедор мешавад. Ба ҳамин навъ истидлолу мантиқ одамиро хушнуд месозад ва мепиндорад, ки ҳаққу ҳақиқат ва Худоро шинохта аст, аммо агар офтоби ҳаққу ҳақиқат мутаҷаллӣ шавад, мебинад, ки тамоми қилу қолу истидлолҳо ва идаоҳои ӯ беҳудаву пуч ҳастанд. Ҳеҷ кас дар ин ҷаҳон монанди Шамс ғарибу нодир ва ношинохта нест, ӯ хуршеди ҷони ман ва ҳамеша дар дилу ёди ман асту ӯро дирӯз нест. Агарчӣ офтоб дар олами маҳсусот фарди ягона аст, аммо метавон монанди онро дар тасаввур овард. Аммо Шамси ҷон фаротар аз олами моддӣ аст, дар зеҳну ақлу маърифати касе намеғунҷад ва наметавон барои ӯ монанди ӯро дар тасаввур овард. Чун тасаввури одамӣ ганҷоишу зарфияти онро надорад, ки ӯро тавсифу таъриф кунад, пас наметавон ӯро ба чизе ташбеҳ кард. Чун дар инҷо ҳикояти рӯи Шамсуддин ба миён омад, аз азамату бузургии ӯ шамсе, ки дар осмони чаҳорум аст, рӯи худро пинҳон намуд. Ҳоло ки номи ӯ ба мийн омад, зарур аст, ки аз каромоту мақомот ва маънавиёти ӯ шаммае баён созам. Дар ин лаҳза, ки ба ёди пиру худ Шамси Табрезӣ афтодам, ҷонам ба шӯру ҳаяҷон афтода ва домани маро гирифтааст, монанди Яқуб, ки бӯйи Юсуф ба машоми ӯ расидааст. Ва аз ман тақозо дорад, ки аз барои ҳаққи сӯҳбати он солҳо, ки бо Шамс дӯстӣ доштӣ, барои ман аз он ҳолатҳои хуш шаммае баён кун. То бар асари васфи он ҳолатҳо замину осмон шоду хандон шаванд ва ақлу рӯҳу дидаи ман сад чандон шаванд. Ба ҷонам мегӯям, ки бар ман таклиф макун, ки чӣ бигӯям ва ё чӣ кор кунам, зеро ман дар ҳолати фано ҳастам ва фаҳму дарки ман ба сабаби исму ёди Шамсуддин қобилияти худро аз даст дода, аз ин рӯ наметавонам санои ӯро бигӯям. Ҳар сухане, ки одами бехуду маст мегӯяд, чи аз рӯи такаллуф бошад ва чи аз рӯи тасаллуфу хушомадгӯӣ ва тамаллуқ лоиқи Шамс нест. Пас ман чигуна метавонам дар бораи Шамс сухан бигӯям, ки дар баробари ӯ ҳатто як рагам ҳушёрӣ надорад ва чӣ тавр метавонам ёре, ки ӯро монанду назир нест, васф намоям. Шарҳи ҷудойии ман аз Шамсуддин ва баёни ҳолати хунинҷигарии маро ҳоло мапурс, вақте дигар хоҳам баён кард. Рӯҳу ҷонам аз нав тақозо дорад, ки эй Мавлавӣ ба ман ғазойи маънавӣ бидеҳ, зеро ман гуруснаам. Шитоб кун, ки вақт монанди шамшери буранда ба зуддӣ ҳама чизро аз байн мебарад. Эй рафиқ, сӯфӣ бояд ибнулвақт бошад ва ба замон наандешад ва фардо гуфтану ваъда ба фардо гузоштан шарти тариқати сӯфиёна нест. Ту магар марди сӯфӣ нестӣ ва немедонӣ, ки ваъда додан чизеро, ки ҳасту

вуҷуд дорад, ба нестӣ мубаддал мекунад. Ман ба ҷонам гуфтам, ки беҳтар аст розу асрори ёр пинҳон бошад ва ту ба ҳикоят гӯш фаро деҳ. Ҳамчунин беҳтар аст, ки рози дилбаронро дар ҳикояти дигарон бишнавӣ. Эй инсони закию доно, ҳақиқатро кушоду равшан ба ман баён кун ва маро аз худ дур масоз. Ҳақиқатро ба ман бе парда ва ошкоро баён кун, ки ман ба хотири маъшуқ аз дунёву тааллуқоти он дасти кашидаам. Гуфтам, ки ҳақиқати вуҷуди Шамсро агар кушоду равшан ба ту баён созам, бар асари мушоҳидаи он на ту мемониву на канорату на миёнат, яъне ту монанди қатраи об дар баҳр дар ӯ фонӣ мешавӣ. Орзуи донистани ҳақиқати Шамс мекунӣ, вале бояд ба кӯрпаи худ нигоҳ карда по дароз кунӣ, ҳақиқати вуҷуди ӯ монанди кӯҳ асту ту ба мисли парри коҳ, аз ин лиҳоз наметавонӣ кӯҳи вуҷуди Шамсро таҳаммул кунӣ. Шамс монади офтоб аст, чунонеки агар офтоб, ки равшании олам аз ӯст, агар андаке аз мадори худ пештар ояд ҷумла ҷаҳонро месӯзад. Офтоби вуҷуди Шамс низ бар касоне, ки шоистаи ӯ нестанд, таҷаллӣ шавад, ононро аз байн мебарад. Бинобар ин , эй ҷони беқарори ман, дигар талаби аз Шамс сухан кардан макун, ки боиси фитнаву ошӯб мешавад. Шарҳи баёни вуҷуди Шамс поённопазир аст, биё аз оғоз сухан сар кунем ва ҳикояти «Подшоҳу канизак»-ро ба тамом бигӯем.

## ХИЛВАТ ТАЛИБИДАНИ ОН ВАЛӢ АЗ ПОДШОҲ БО КАНИЗАК ҶИҲАТИ ДАРЁФТАНИ РАНҶИ КАНИЗАК

Гуфт:-Эй шаҳ, хилвате кун хонаро,
Дур кун ҳам хешу ҳам бегонаро.
Кас надорад гӯш дар даҳлезҳо,
То бипурсам з-ин канизак чизҳо.
Хона холӣ монду як дайёр не,
Ҷуз табибу чуз ҳамон бемор не.
Нарм нармак гуфт:-Шаҳри ту куҷост?
Ки илоҷи ҳар шаҳре ҷудост.
В-андар он шаҳр аз ғаробат кистат,
Хешию пайвастагӣ бо чистат?
Даст бар набзаш ниҳоду як ба як,
Боз мепурсид аз ҷаври фалак.
Чун касеро хор дар пояш ҷаҳад,
Пойи худро бар сари зону ниҳад.
В-аз сари сӯзан ҳамеҷӯяд сараш,
Хор дар по шуд чунин душворёб,
Хор дар дил чун бувад, водеҳ ҷавоб.
Хори дилро гар бидидӣ ҳар хасе,

Даст кай будӣ ғамонро бар касе.
Кас ба зери думи хар хоре ниҳад,
Хар надонад дафъи он бар меҷаҳад.
Бар ҷаҳад в-он хор маҳкамтар занад,
Оқиле бояд, ки хоре барканад.
Хар зи баҳри дафъи хор аз сӯзу дард,
Ҷуфта меандохт сад ҷо захм кард.
Он ҳакими хорчин устод буд,
Даст мезад ҷо ба ҷо меозмуд.
З- он канизак бар тариқи достон,
Боз мепурсид ҳоли достон.
Бо ҳаким ӯ қиссаҳо мегуфт фош,
Аз мақоми хоҷагону шаҳру тош.
Сӯи қисса гуфтанаш медошт гӯш,
Сӯи набзу ҷастанаш медошт ҳуш.
То ки набз аз номи кӣ гардад ҷаҳон,
Ӯ бувад мақсуди ҷонаш дар ҷаҳон.
Дӯстони шаҳри ӯро баршумурд,
Баъд аз он шаҳри дигарро ном бурд.
Гуфт чун берун шудӣ аз шаҳри хеш,
Дар кадомин шаҳр будастӣ ту беш.
Номи шаҳре гуфту з-он ҳам дар гузашт,
Ранги рӯву набзи ӯ дигар нагашт.
Хоҷагону шаҳрҳоро як ба як,
Боз гуфт аз ҷойю аз нону намак.
Шаҳр-шаҳру хона-хона қисса кард,
Не рагаш ҷунбиду не рух гашт зард.
Набзи ӯ бар ҳоли худ буд бегазанд,
То бипурсид аз Самарқанди чу қанд.
Набз ҷасту рӯй сурху зард шуд,
К-аз самарқандии заргар фард шуд.
Чун зи ранҷур он ҳаким ин роз ёфт,
Асли он дарду балоро боз ёфт.
Гуфт:- Кӯи ӯ кадом андар гузар,
Ӯ Сари  пул гуфту кӯи Ғотфар.
Гуфт:- Донистам, ки ранҷат чист, зуд
Дар халосат сеҳрҳо хоҳам намуд.
Шод бошу фориғу эмин, ки ман
Он кунам бо ту, ки борон бо чаман.
Ман ғами ту мехӯрам, ту ғам махӯр,
Бар ту ман мушфиқтарам аз сад падар.
Ҳону ҳон ин розро бо кас магӯ,
Гарчӣ аз ту шаҳ кунад бас ҷутуҷӯ,
Гӯрхонаи рози ту чун дил шавад,
Он муродот зудтар ҳосил шавад.
Гуфт пайғамбар, ки ҳар кӣ сир нуҳуфт,

Зуд гардад бо муроди хеш ҷуфт.
Донаҳо чун дао замин пинҳон шавад,
Сарри он сарсабзии бӯстон шавад.
Зарру нуқра гар набудандӣ ниҳон,
Парвараш кай ёфтандӣ зиракон.
Ваъдаҳову лутфҳои он ҳаким,
Кард он ранҷурро эмин зи бим.
Ваъдаҳо бошад ҳақиқӣ дилпазир,
Ваъдаҳо бошад маҷозӣ тосагир.
Ваъдаи аҳли карам нақди равон,
Ваъдаи ноаҳл шуд ранҷи равон.
Баъд аз он бархосту азми шоҳ кард,
Шоҳро з-он шаммае огоҳ кард.
Гуфт:- Тадбир он бувад, к-он мардро,
Ҳозир орем аз пайи ин дардро.
Марди заргарро бихон з-он шаҳри дур,
Бо зарру хилъат бидеҳ ӯро ғурур.

109. **Хилват**- танҳо нишастан, танҳоӣ ихтиёр кардан, инзиво. 110.**Даҳлез**- долони хона, роҳрави байни хонаҳои як утоқ. 111.**Дайёр** – кас, касе. 113.**Ғаробат**- дур будан. 115. **Ҷаҳад**- манзур халад, яъне хор дар пояш халад. 117. **Во**- кушода, боз, ва деҳ ҷавоб, яъне кушода, равшан ҷавоб деҳ.118. **Ғамон**- ғамҳо. 121. **Ҷуфта андохтан**- ҷуфтак, лагад андохтани хар барои дур кардани хор аз зери думаш.122. **Хорчин**- маҷозан ба маънии табиби моҳире, ки хорҳои дардро меши носад, мурод ҳамон табиби илоҳӣ.124. **Тош**- ёр, дӯст.126. Ҷаҳон- дар мисраи аввал ба маънии ҷаҳида истода, чаҳ ва пасванди «он», монанди хандакунон, гирякунон.133. **Фард шуд**- танҳо шуд. ҷудо шуд. 135.**Сари пул** ва **кӯи Ғотфар**- номи маҳаллу гузар дар Самарқанд.145. Тосагир- хафақоновар, номи касалӣ. **Шарҳи абёт**: Ҳакими илоҳӣ аз шоҳ дархост кард, ки хонаро аз бегона холӣ кунад ва ӯро бо каниз танҳо бигзорад. Касе дар даҳлези хона низ набошад ва гӯш накунад, то ман аз канизак чизҳо бипурсам. Хона холӣ шуд ва ҳаким бо канизак танҳо монданд. Ҳаким бо овази нарму мулоим аз канизак бипурсид, ки ту аз кадом шаҳр ҳастӣ, зеро илоҷи дарди аҳли ҳар шаҳр ҷудост. Дар шаҳре, ки зиндагӣ мекардӣ аз хешону дуру наздикат киҳо ҳастанд. Ҳаким даст бар набзи канизак дошта, аз раҷу заҳматҳои каниз пурсон мешуд. Касе агар дар пояш хоре халад, пояшро рӯи зону мениҳад ва баъд бо сӯзан сари хори халидаро меҷӯяд, агар наёбад, ҷойи хорхалидаро ба оби лабаш тар мекунад. Агар хоре, ки дар пой халида чунин душворёб бошад, хори дар дил халида чӣ тавр бошад, кушоду равшан ҷавоб деҳ. Агар ҳар инсоне метавонист хори дилу дардҳои рӯҳию маънавиро дарёбад, касе мубталои ғам намегардид, дар ҳоле ки чунин нест ва танҳо инсонҳои комил ва дардошнову дардшинос метавонанд ба дарди дигарон дармон бахшанд. Агар касе дар

зери думи хар хоре ниҳад (чуноне ки бачагони шӯхи бесар ин корро мекунанд), хар тарзи дур кардани хорро намедонад ва барои дафъи он ҷуфтак мезанад. Хар ҳамон қадаре, ки ҷуфтак мезанаду лагад мепартояд, хор маҳкамтар мешавад, касе оқиле доркор аст, ки он хорро дур кунад. Хар аз баҳри дур кардани хор ва аз сӯзи дард ҳар қадар, ки ҷуфтак мезанад, сад ҷойи дигарашро захмдор мекунад. Он ҳакими илоҳӣ монанди хорчини дил дар кори худ устод буд ва ҷойи дардноки канизро даст мезаду меозмуд. Аз канизак ба мисли қиссаву достон ҳоли дӯстону бо ононе, ки ӯ робита дошт, пурсон мешуд. Канизак озодона ва кушоду равшан аз хоҷагони шаҳрашу пайвандонаш қисса мекард. Ҳаким ба қиссаи канизак гӯш мекардаду ҳушаш ба ҷаҳиши набзи ӯ буд. То набзи ӯ аз гирифтани номи кӣ меҷаҳад, ки мақсуди ҷони канизак ҳамон хоҳад буд. Канизак дӯстони шаҳри худашро ном бурд ва баъд аз касони шаҳри дигар ёд кард, ки бо эшон робита дошт. Ҳаким пурсид, ки баъд аз он ки аз шаҳри худ берун шудӣ дар кадом шаҳр бештар тавақуф намудӣ? Каниз номи шаҳри дигареро гирифт, аммо набзу рангу рӯяш дигар нагашт. Каниз ҳамчунин аз ҳар он шаҳре, ки ӯро хоҷагонаш бурда буданд ва бо касоне, ки дар онҷо дидор карда буду нону намак хӯрда буд, як ба як бозгӯ кард. Канизак ҳама шаҳрҳо, ки ӯро бурда буданд ва ҳама хонаҳо, ки ӯ шабро рӯз карда буд, як ба як қисса кард, аммо на рагаш ҷунбиду не рухаш зард гашт. То пурсидани Самарқанди қандманд набзи канизак дар ҳолати муқаррарияш буд. Вақте канизак номи Самарқанд ба забон ронду аз Заргари Самарқандӣ ёд кард, набзаш ба ҷастухез даромад ва рухсорааш сурху зард шуд. Вақте ҳаким аз канизи бемор ин ҳолатро мушоҳида намуд, решаи асосии дарди ӯро ба худ кашф кард. Ҳаким пурсид, ки ин заргарписар дар кадом маҳалла ва кадом гузар манзил дорад? Канизак ҷавоб дод, ки дар дар гузари Сари пули маҳаллаи Ғотфар зиндагӣ мекунад. Ҳаким гуфт, ки ман ранҷи туро дарёфтам ва барои халосии ту аз ин дард чора хоҳам ҷуст.Шоду ториғ ва эмин бош, ки ман бо ту чуноне мекунам, ки борон ба чаманзор мекунад. Ғами туро ман мехӯрам, ту ғам махӯр, чунки ман бар ту мушфиқтар аз сад падар ҳастам. Аммо ту ба ҳуш бошу эҳтиёт бош ва ин розро ба касе магӯ, ҳатто агар шоҳ аз ту онро сахт бозпурсӣ кунад. Агар рози ту дар дилат чун дар гӯр бимонад, зудтар муроди ту ҳосил мешавад. Чунончӣ, пайғамбари Худо(с) гуфта буд, ки ҳар кас асрори худро пинҳон медорад, зуд ба муроди худ мерасад. Дона вақте, ки зери замин мешавад, зудтар месабзад ва боиси сарсабзии бӯстон мегардад. Тиллаву нуқра агар дар зери замин нуҳуфта намебуданд, азизу боқадр намегардиданд ва инсонҳои донову зирак аз пояш намешуданд. Ваъдаҳову лутфу навозиши ҳаким канизи ранҷурро осудаву эмин намуд. Ваъдаҳои ҳақиқӣ, ки инсонҳои ростинат медиҳанд, дилпазиру хурсандибахш ҳастанд, аммо ваъдаҳои маҷозӣ, ки одамони бадтинату ваъдахилоф медиҳанд, монанди касалии тоса хафакунанда ва нороҳаткунанда аст. Ваъдаҳои инсонҳои босаховату ҷавонмард монанди нақди равон, ганҷ фоидаовар аст, аммо ваъдаҳои инсонҳои ноаҳлу фитнагар ранҷовари ҷону рӯҳ аст. Ҳаким баъд аз ин назди подшоҳ рафт ва шаммае аз сабаби асосии дарди каниз ба ӯ нақл

кард. Ҳамчунин фармуд, ки барои табобати каниз бояд марди заргарро аз Самарқанд бояд ин ҷо оварем. Ту марди заргарро ба зарру хилъат фирифта кун ва зудтар ин ҷо биёр.

## ФИРИСТОДАНИ ШОҲ РАСУЛОНРО БА САМАРҚАНД БАРОИ ОВАРДАНИ ЗАРГАР

Шаҳ фиристод он тараф як ду расул,
Ҳозиқону кофиёни бас адул.
То Самарқанд омаданд он ду расул,
Аз барои Заргари шанги фузул,
К-эй латиф устод комил маърифат,
Фош андар шаҳрҳо аз ту сифат.
Нак фалон шаҳ аз барои заргарӣ,
Ихтиёрат кард зеро меҳтарӣ.
Инак ин хилъат бигиру зарру сим,
Чун биёӣ хос бошиву надим.
Мард молу хилъати бисёр дид,
Ғарра шуд аз шаҳру фарзандон бурид.
Андар омад шодмон дар роҳ мард,
Бехабар, к-он шоҳ қасди ҷон-ш кард.
Асби тозӣ барнишасту шод тохт,
Хунбаҳои хешро хилъат шинохт.
Эй шуда андар сафар бо сад ризо,
Худ ба пойи хеш то суъулқазо.
Дар хаёлаш мулку иззу меҳтарӣ,
Гуфт Азроил равӣ, оре, барӣ.
Чун расид аз роҳ он марди ғариб,
Андар овардаш ба пеши шаҳ табиб.
Сӯи шоҳаншоҳ бурдандаш ба ноз,
То бисӯзад бар сари шамъи Тароз.
Шоҳ дид ӯро басе таъзим кард,
Махзани зарро ба ӯ таслим кард.
Пас ҳакимаш гуфт:-Эй султони меҳ,
Ин канизакро бад-ин хоҷа бидеҳ.
То канизак дар висолаш хуш шавад,
Оби васлаш дафъи он оташ шавад.
Шаҳ бад-ӯ бахшид он маҳрӯйро,
Ҷуфт кард он ҳар ду сӯҳбатҷӯйро.
Муддати шаҳ моҳ меронданд ком,
То ба сиҳат омад он духтар тамом.
Баъд аз он аз баҳри ӯ шарбат бисохт,

То бихӯрду пеши духтар мегудохт.
Чун зи ранҷурӣ ҷамоли ӯ намонд,
Ҷони духтар дар висоли ӯ намонд.
Чунки зишту нохушу рӯзард шуд,
Андак-андак дар дили ӯ  сард шуд.
Ишқҳое, к-аз пайи ранге бувад,
Ишқ набвад, оқибат нанге бувад.
Кош к-он ҳам нанг будӣ яксарӣ,
То нарафтӣ бар вай он бад доварӣ.
Хун давид аз чашми ҳамчун ҷӯйи ӯ,
Душмани ҷони вай омад  рӯйи ӯ.
Душмани товус омад парри ӯ,
Эй басе шаҳро бикушта фарри ӯ.
Гуфт:- Ман он оҳуям, к-аз нофи ман,
Рехт он сайёд хуни софи ман.
Эй ман он рӯбоҳи саҳро, к-аз камин,
Сар буридандаш барои пӯстин.
Эй ман он пиле, ки захми пилбон,
Рехт хунам аз барои устухон.
Он-ки куштастам пайи модуни ман,
Менадонад, ки нахуспад хуни ман.
Бар ман аст имрӯзу фардо бар вай аст,
Хуни чун ман кас зоеъ кай аст.
Гарчӣ девор  афканад соя  дароз,
Боз гардад сӯи ӯ он соя боз.
Ин ҷаҳон кӯҳ асту феъли мо нидо,
Сӯи мо ояд нидоҳоро садо.
Ин бигуфту рафт дар дам зери хок,
Он канизак шуд зи ранҷу ишқ пок.
З-он ки ишқи мурдагон поянда нест,
З-он ки мурда сӯи мо оянда нест.
Ишқи зинда дар равону дар басар,
Ҳар даме бошад зи ғунча тозатар.
Ишқи он зинда гузин, к-ӯ боқӣ аст,
К-аз шароби ҷонфазоят соқӣ аст.
Ишқи он бигзин, ки ҷумла авлиё,
Ёфтанд аз ишқи ӯ кору киё.
Ту магӯ моро бар он шаҳ бор нест,
Бо каримон корҳо душвор нест.

150. **Расул-** қосид, пайк, сафир. **Ҳозиқон**- моҳирҳо, устодҳо, «он» пасванди ҷамъбандӣ аст. **Кофиён-** басандакунандагон, бениёзкунандагон, пасванди «ён» низ хусусияти ҷамъбандӣ дорад. **Адул-** ҷамъи одил. 151. **Шанг**- шӯху ширинрафтор, зебо,айёр, дузд, аблаҳ, бефарҳанг, ин ҷо ба маънии аблаҳ аст. **Фузул**- пургӯй, беҳудагӯй, ёвагӯй.152. **Латиф**- нарму нозук, некӯ, нағз. 153. **Нак**- мухаффафи инак.

154. **Хилъат-** ҷомаи дӯхта, ки бузурге ба касе бахшад. Надим- ҳамнишин, ҳамдам. 155. **Ғарра** –мағрур шудан, фиреб хӯрдан. 157. **Аспи тозӣ-** аспи арабӣ, ки дар чобукрафторӣ ва борбардорӣ шӯҳрат дорад. 158. **Хунбаҳо-**дия, пуле, ки дар ивази хуни кушташуда қотил ба бозмондагони мақтул медиҳад. 158**. Суъулқазо** – ба сӯи қазойи бад. 159. **Из-** иззат ёфтан, азиз шудан, арҷмандӣ.Меҳтарӣ- бузаргӣ. Азроил – фариштаи марг, малакулмавт.161.**Тароз-** шаҳре дар Моварoуннаҳр буда, ки духтарони хеле зебо доштааст, баъзе мегӯянд мурод шаҳри Хӯҷанд аст. **Шамъи Тароз** – истиора аз канизак. 164. **Оби васл** – васл ба об ташбеҳ шудааст, изофаи ташбеҳӣ. **Оташ-** истиора аз дарди канизак. 167**. Гудохтан** – ин ҷо ба маънии хароб шудан, заиф шудан. 168. **Вубол** – сахтӣ, дарду ранҷ, бадӣ. 170. **Ранг-** ин ҷо ба маънии намуди зоҳирии зебои фиребанда аст.171. **Бад доварӣ-** қазовати бад кардан ба ҳаққи касе.173. **Фар-** шукӯҳ, ҷалол, барозандагӣ, фурӯғи эзадӣ, ки бар дили ҳар касе битобад, ӯро бар дигарон бартарӣ медиҳад. 177. **Модун-** поёнтар, фурӯтар, пасттар.182. **Мурда** – сифати инсон, ки миранда ва фонишаванда аст.183. Зинда-сифати Худованд, ки ҷовидонист, ҳува ло ямут **Равон-** ҷон, рӯҳ. Басар-дида, чашм.185. **Кору киё-** қудрату салтанат, фармонравойӣ. 186. **Каримон-** саховатмандон, ҷавонмардон.

**Маъонии абёт**: Подшоҳ як ду қосиди ҳозиқу доно ба Самарқанд барои овардани марди заргар фиристод. Он ду расул барои заргари аблаҳи бефаросат ба Самарқанд омаданд. Он ду расул ба заргар гуфтанд: - Эй устоди комилмаърифат, ту дар тамоми шаҳрҳо шӯҳрат дорӣ. Инак фалон подшоҳ овозаи туро шунида, туро барои заргарии худ интихоб кардааст. Ҳоло ин ҷомаву тиллову нуқраро бигир ва агар ба дарбори шоҳ биёйӣ, ҳамнишини хоси шоҳ хоҳӣ шуд. Марди заргар чун пулу моли бисёрро дид, фирефта он шуду аз шаҳру хонумон ҷудо гадид. Марди заргар шоду хурсанд ба роҳ даромад, бехабар аз он ки шоҳ қасди ҷонаш карда аст. Заргар аспи тозиро нишасту ба сӯи сарнавишти нобудкунанда раҳсипор шуд ва хунбаҳояш ҳамон хилқати атогирифтааш буд. Эй касе, ки ба сад ризову хушнудӣ бехабарона ба пойи худ сӯи қисмати бад меравӣ. Фариштаи марг- Азроил гӯё дар хаёлаш омада гуфт, ки агар он ҷо равӣ мулку иззату бузургӣ меёбӣ. Вақте марди заргари ғариб ба дарбор расид, табиб ӯро ба нази шоҳ бурд. Ӯро назди шаҳаншоҳ бурд, то ба ивази ӯ ҷони канизакро наҷот диҳад. Шоҳ вақте марди заргарро дид, ӯро иззату икром кард ва хазинадор таъин намуд. Ҳаким ба шоҳ фармуд, ки канизакро ба Заргар диҳад. То ки канизак аз висол бо маҳбубаш заргарписар хуш шаваду ба туфайли ин пайвандӣ дардаш аз байн равад. Шоҳ он канизаки моҳрӯйро ба заргарписар дод ва ҳардуро никоҳ намуд. Муддати шаш моҳ ҳар ду шодмона зистанд ва аз васли якдигар ком гирифтанд, то ин ки канизак комилан сиҳат шуд Баъди аз он ҳаким шарбате тайёр карду ба Заргар нӯшонид ва ӯ дар пеши каниз аз сабаби касалӣ харобу заиф ва зиштрӯй гардид. Вақте Заргар аз сабаби беморӣ ҳусну ҷамоли худро аз даст дод, ишқи каниз низ ба ӯ сард шуд. Зеро Заргар баднамуду нохушу рӯйзард гардид ва казак низ андак андак аз ӯ дилсард гардид.

Ишқҳое, ки ба намуди зебои зоҳирӣ ва лазатҳои моддӣ ва нафсонию шаҳвонӣ аст, ишқ нест, балки нангу шармандагӣ аст. Эй кош, ишқи зоҳирии канизак дар ибтидо расво мешуд, то Заргари гумроҳро расво намекарду қазовати бад ба сараш намеовард. Аз чашмони ашкрезони Заргар ба ҷойи ашк хун омад, зеро зебоии зоҳирии ӯ душмани ҷонаш шуд. (Ин ҷо Мавлавӣ ба ин муносибат ва монанд ба воқеаи Заргар мисолҳои дигаре меоварад) Ба мисли ин, пари зебои товус сабаби марги вай мешавад ва фарри шоҳон зиёде боиси маргашон шудааст.(Заргар) Гуфт, ки ман ба мисли он оҳуям, ки барои нофаи мушкам сайёд хунамро рехтааст. Ва монанди он рӯбоҳам, ки барои пӯстин, ки аз пашми ман месозанд, сарамро буридаанд. Ман ба мисли он пилам, ки захми пилбонро аз барои устухонам хӯрдаам. Он, ки маро барои дигаре куштааст, оё намедонад, ки хуни ман барҳадар нахоҳад рафт. Рӯдакӣ ба ин маънӣ хуб гуфтааст:

Гуфто, ки «Киро куштӣ, то кушта шудӣ зор?
То боз, ки ӯро бикушад он, ки туро кушт».

Агар имрӯз тавониста, ки маро бикушад, фардо вайро хоҳанд кушт. Агар чанде (ҳини тулӯъи офтоб) девор сояи дароз пайдо мекунад, аммо (ҳини ғуруби офтоб) дар охир сояи ӯ боз ба сӯи худаш боз мегардад. Ин ҷаҳон монанди кӯҳ асту рафтору кирдори мо монанди садо, ҳамон тавре ки ба кӯҳ садо кунӣ боз ба худат бармегардад, рафтори нек ё баде, ки кардаем, боз ба худамон бармегардад. (Заргар) Ин суханонро гуфту ҷон дод ва зери хок рафт ва канизак аз ранҷи ишқи ӯ халос шуд. Ишқи мурдагон ва ба таври умум ишқи инсон ба инсон пойдор нест, зеро мурдагон чун мурданд дигар сӯи мо боз намегарданд. Бинобар ин ошиқи зиндаи ҷовид, яъне Худованд бош ва ин ишқ монанди соқии шароби ҷонфазой аст. Ошиқи касе бош, ки тамоми пайғамбарон аз ишқи ӯ қудрату ҳукмфармойӣ ёфтаанд. Ту тасаввур макун, ки туро ба даргоҳи Худованд роҳ намедиҳанд, азми ин ҷода кун ва мавриди лутфи Ҳақ таъоллоҳ қарор бигир.

## БАЁНИ ОН КИ КУШТАН ВА ЗАҲР ДОДАНИ МАРДИ ЗАРГАР БО ИШОРАТИ ИЛОҲӢ БУД, НА БА ҲАВОИ НАФСУ ТААММУЛИ ФОСИД

Куштани он мард бар дасти ҳаким,
Не пайи уммед буду не зи бим.
Ӯ накуштаст аз барои табъи шоҳ,
То наёмад амру илҳоми иллоҳ.
Он писарро к-аш Хизир бубрид халқ,
Сирри онро дар наёбад оми халқ.
Он ки аз Ҳақ ояду ваҳйю ҷавоб,

Ҳарчӣ фармояд бувад айни савоб.
Он ки ҷон бахшид агар букшад равост,
Ноиб асту дасти ӯ дасти Худост.
Ҳамчу Исмоил пешаш сар бинеҳ,
Шоду хандон пеши теғаш сар бинеҳ.
То бимонад ҷонат хандон то абад,
Ҳамчу ҷони поки Аҳмад бо аҳад.
Ошиқон ҷоми фараҳ он гаҳ кашанд,
Ки ба дасти хеш хубоншон кушанд.
Шоҳ он хун аз пайи шаҳват накард,
Ту раҳо кун бадгамонию набард.
Ту гумон бурдӣ, ки кард олудагӣ,
Дар сафо ғаш кай ҳулуд полудагӣ.
Баҳри он аст ин риёзат в-ин ҷафо,
То барорад кура аз нуқра ҷуфо.
Баҳри он аст имтиҳони неку бад,
То биҷӯшад бар сар орад зар забад.
Гар набудӣ кораш илҳоми илоҳ,
Ӯ саге будӣ дарранда, на шоҳ.
Пок буд аз шаҳвату ҳирсу ҳаво,
Нек кард ӯ лек неки баднамо.
Гар Хизир дар баҳр киштиро шикаст,
Сад дурустӣ дар шикасти Хизр ҳаст.
Ваҳми Мусо бо ҳама нуру ҳунар,
Шуд аз он маҳбуб ту бе пар мапар.
Он гули сурх аст ту хунаш махон,
Масти ақласту ту маҷнунаш махон.
Гар будӣ хуни мусулмон коми ӯ,
Кофарам гар бурдаме ман номи ӯ.
Мебиларзад арш аз мадхи шақӣ,
Бадгумон гардад зи мадҳаш мутақӣ.
Шоҳ буду шоҳи бас огоҳ буд,
Хос буду хосаи аллоҳ буд.
Он касеро к-аш чунин шоҳе кушад,
Сӯи бахту беҳтарин ҷоҳе кашад.
Гар надидӣ суди ӯ дар қаҳри ӯ,
Гар шудӣ он лутф мутлақ қаҳрҷӯ.
Бача меларзад аз он неши ҳаҷом,
Модари мушфиқ дар ғам шодком.
Нимҷон бистонаду сад ҷон диҳад,
Он ки дар ваҳмат наояд он диҳад.
Ту қиёс аз хеш мегирӣ, валек
Дури дурафтодаӣ, бингар ту нек.

187.**Уммед**- орзу, чашмдошт, яъне орзуи висоли канизак аз ҷониби шоҳ. 188. **Илҳом**- дар луғат ба маънии аъломи мутлақ аст ва шаръан

иборат аст аз илқои маънии хос дар қалб аст ба тариқи файз бидуни иктисобу фикр, балки вориди ғайбӣ аст, ки ворид бар қалб шавад. Баъзе гӯянд иборат аз  илқои хайр дар қулуб аст. Илҳом аз ваҳй фарқ дорад: а)Илҳом аз ҷинси кашфи маънавӣ аст, аммо ваҳй аз ҷинси кашфи шуҳудӣ аст.б) Илҳом метавонад ҳам ба пайғамбарон ва ҳам ба касони дигар ҳосил шавад, аммо ваҳй танҳо барои пайғабарон нозил мешавад.в) Дар илҳом тарғиб шарт нест, аммо дар ваҳй чизи асосӣ тарғиб аст. 189. **Хизр**- аз пайғамбарони банни Исроил аст, аммо баъзе аз донишмандон ӯро аз авлиёи илоҳӣ медонанд, на пайғамбар. Дар ривоёти арабию ибрӣ ва эронӣ достонҳои зиёде аз ӯ нақл кардаанд. Бино ба яке аз ин ривоятҳо Хизр аз оби ҳаёт нӯшида ва умри ҷовидон ёфтааст ва номи хазир ба маънии сабз аз ин сабаб ба ӯ дода шудааст. Ба ривояти дигар ҳар ҷойе, ки ӯ қадам гузорад он ҷо сабз мешавад. Дар Қуръони карим номи Хизр наёмадааст, аммо дар Сураи «Каҳф» ояи 65 аз инсони мухлис ва обиде ном бурда мешавад, ки ба убудият ва ҳусули илми ладунӣ мавсуф аст. Шореҳон мутақиданд,ки  он бандаи мухлис бояд Хизр бошад. Дар адабиёти ирфонӣ омадааст, ки Хизру Искандар ва дар баъзе осор Илёс мешунаванд, ки дар зулмот чашмае вуҷуд дорад, ки ҳар кӣ аз он қатрае бинӯшад ва ё дар он ғусл кунад, умри ҷовид меёбад. Аз инҳо фақат Хизр муваффақ мешавад, ки ба чашмаи ҳаёт даст ёбад ва бинӯшаду умри ҷовид ёбад. Ба ин сабаб дар адабиёти ирфонӣ Хизр истиора аз инсони комил, пири тариқат асту зулмот истиора аз дунёи моддӣ ва оби ҳаёт истиора аз илму маорифи қудсии илоҳӣ, илму маърифат ва ишқ. Аммо дар ин байт мурод аз Хизр ҳамон бандаи солеҳ аст, ки Мусо бо ӯ ҳамроҳӣ мекунад ва аз корҳои ӯ дар шигифт мемонаду эътироз мекунад. Аз ҷумла вақте Хизр писареро мекушад ва Мусо сабаби онро мепурсад, мегӯяд, ки ӯро агар бо амри Худо намекуштам, хуни ноҳақ мерехту гунаҳгор мешуд. Ҷойи дигар, ки Хизр киштиро сӯрох мекунад, боз Мусо сабаб мепурсад, Хизр мегӯяд, ки агар онро сӯрох намекардам, шоҳи золим онро тасарруф мекард ва соҳиби он, ки шахси фақир аст, аз дасти ин шоҳ кушта мешуд. Ҳамчунин бояд донист, ки дар истилоҳи урафо Хизр киноя аз баст асту Илёс киноя аз қабз. Мавлоно барои танзими шеър ва риояи вазн гоҳо онро ба шакли Хизир меоварад. 190. **Ваҳй**- иборат аст аз инъикоси каломи Худовандӣ ва дигар хостаҳои ӯ дар қалби пайғамбарон. Ваҳй танҳо ба пайғамбарон нозил мешавад. 192. **Исмоил** – писари пайғамбар Иброҳими Халилуллоҳ аст. Иброҳими Халилуллоҳ хоб мебинад ва назр мекунад, ки писарашро ба роҳи Худо қурбон кунад. Исмоил розӣ мешавад, аммо Худованд бо фиристодани гӯсфанд Иброҳимро аз қурбон кардани фарзанд озод мекунад. Чунончӣ, дар ояи 102 Сураи «Соффот» -и Қуръони маҷид омадааст: «Чун бо падар ба ҷойе расид, ки бояд ба кор бипардозанд, гуфт: «Эй писаракам, дар хоб дидам, ки туро забҳ мекунам. Бингар, ки чӣ меандешӣ»? Гуфт: «Эй падар ба ҳар чӣ маъмур шудаӣ, амал кун, ки агар Худо бихоҳад, маро аз собирон хоҳӣ ёфт». Дар ояи 107 омадааст: «Ва ӯро аз забҳи бузурге бозхаридем». 193.**Аҳмад-** номи дигари ҳазрати Муҳамад(с). 195. **Набард** – ҷанг, корзор, муҷодила. мухолифат. 196. **Ғаш**- олудагии ҳар чизи камбаҳо бо

гаронбаҳо ва ношафофу нохолис кардани он, олудагӣ, ифлосӣ, маҷозан ба маънии пинҳон кардани ҳақиқат. **Полудагӣ-** полуда шудан, соф шудан, пок будан. **Ҳулад-** аз масдари ҳулидан 197. **Риёзат-** ранҷ кашидан барои таҳзиби нафс. Солик бароиислоҳи ботини худ ба дастури муршид ва пири тариқат риёзати амалӣ анҷом медиҳад, хоҳ аз навъи ибодат ва хоҳ аз навъи хидмат бошад. Яъне ҳар амалеро, ки хилофи нафсу шаҳвати нафсонӣ бошад риёзат гӯянд. **Ҷуфо** – чизи ночизи камбаҳо, ҳар чизи ночиз ва ботил.198. **Забад**-каф, дурди зару сим, ки ҳангоми гудохтан бар сар ояд. 202.**Ваҳм-** неруе, ки маъониии ҷузъиро дарёбад. Ба назди орифон ҷаҳони ваҳм олами имкон аст. **Маҳҷуб-** пӯшида, ҳиҷобдор. Пар- пар аз даврони қадим назди эрониён дорои аҳамияти хос будааст, ба монанди пари Симурғ, пари Ҷабраил. Масалан, дар осори паҳлавӣ омадааст, ки болҳои Симург ҳангоми парвоз миёни ду кӯҳро мепӯшонидааст ва ҳар касе аз парри он бо худ дошта бошад, шикастнопазир будааст. Он пар ба ӯ фарри эзадӣ адо мекардааст. Ба ҳамин маънӣ дар достони Золу Симурғ роҷеъ ба хусусияти хос доштани парри Симурғ, монанди сӯхтани парри Симурғ ва ба ёрии Зол омадану наҷот додани Рӯдоба, ёриаш ба Рустам дар ҷанги Исфандиёр ва ғайра, ки дар «Шоҳнома» омадааст. Сӯҳравардӣ дар рисолаи «Овози парри Ҷабраил» барои Ҷабраил ду парри сиёҳ ва сафед қоил шудааст, ки киноя аз хайру шар дар ҷаҳон аст. Дар мутуни ирфонӣ пар истиора аз лутфу инояти илоҳӣ, маънавияту маърифат, хираду огоҳӣ ва иршоду ҳидояти пири тариқат аст. 205. **Шақӣ** – бадбахт,сангдил, бераҳм. Мутақӣ – парҳезкор, порсо. 209. **Ҳаҷом** – мухаффаи ҳаҷҷом, ҳиҷоматкунанда, касе, ки кораш хун гирифтан аст.

**Маъонии абёт**: Куштани марди заргар бо дасти ҳаким на уммеди зарру сим ва ё ҷоҳу моқом ва на аз тарсу азоби шоҳ буд. Балки ҳаким бо амр ва илҳоми Худованд ин корро анҷом дод, на аз барои табъу хости шоҳ. Чуноне ки Хизр дар соҳил бачаеро сар бурид ва Мусо сабаби онро нафаҳмид, зеро рози корҳои авлиёро одамони оддӣ намефаҳманд , ҳатто Мусо, ки рутбаи пайғамбарӣ дошт, сирри онро дарнаёфт. Он авлиёе, ки аз Худованд амру илҳом мегирад, кореро, ки анҷом медиҳад, агар дар зоҳир бад бошад ҳам, айни савоб аст. Зеро ҳаётбахшанда Худованд аст ва миронанда низ ӯст ва авлиё, ки ноиби Ӯ ҳастанд кореро, ки анҷом медиҳанд бо амри Худо мекунанд ва дасти эшон дасти Худованд аст. Монанди Исмоили Зебеҳуллоҳ, ки падараш хост дар роҳи Худо қурбон кунад, шодона сар фуровард, ту ҳам монанди ӯ шодонаву бо ризоияти пеши теғи Худованд сар бинеҳ. То ки ҷону рӯҳи ту ҳам монанди ҷони гиромии ҳазрати расул(с) шодону хандон то абад бимонад. Чунончӣ, дар Қуръони азимушшаън ояи 169 Сураи «Оли Имрон» Худованд мефармояд: «Касоне, ки дар роҳи Худо кушта шудаанд, мурда мапиндор, балки зиндаанд ва назди Парвардигорашон рӯзӣ дода мешаванд» Орифон мӯътақиданд, ки рӯҳи пайғамбарон баъд аз раҳоӣ аз тан ба висоли Ҳақ таоллоҳ мерасанд ва шоду хурсанд то абад хоҳанд буд. Ошиқон он гоҳ ҷоми хурсандӣ менӯшанд, яъне шоду хурсанд мешаванд ва умри абад пайдо мекунанд, ки ба дасти маъшуқаашон кушта шаванд.

Рехтани хуни марди заргар аз тарафи шоҳ аз барои висоли канизак ва шаҳват набуд, ту ин гумони бад мубоҳисаро аз худ дур кун. Ту гумон кардӣ, ки шоҳ кори бад анҷом дод, ҳол он ки дили ӯ пок буд ва дили пок намегузорад, ки олудагию зиштӣ вориди он гардад. Ин риёзату ҷафокашӣ аз баҳри он ва монанди он аст, ки кура боиси пок гардидани нуқра аз дурдаи ночиз мегардад, дил таҳзиб ёбад ва аз тааллуқоти дунявию ҳавову ҳаваси нафсонию шаҳвонӣ раҳо гардад. Имтиҳони инсонони неку бад аз баҳри он аст, ки монанди тилло, ки меҷӯшонанд ва дурдаи ночиз аз он ҷудо мегардад, то сифату зоти онҳо мушаххас гардад. Агар ин амали подшоҳ бо ҳукми Худованд ва машияти илоҳӣ намебуд, шоҳ шоҳ набуд, балки саги дарандае буду бас. Шоҳ аз шаҳвату ҳирс ва ҳавову ҳаваси шайтонӣ пок буд, коре кард , ки дар зоҳир бад, аммо дар асл нек буд. Монанди он ки Хизр (а) дар баҳр киштиро сӯрох кард, ки зоҳиран амали бад аст, аммо дар сӯрох кардани киштӣ сад ҳикмат аст, зеро Хизр ин корро бо амри Худованд анҷом дод. Ҳатто ба Мусо(а), ки дорои он ҳама нури илоҳӣ ва илму маърифат аст, сирри он пӯшида буд.Пас ту, эй инсон, бидуни илму маърифат ва иршоди пир саъй макун ва изҳори назар манамо. Гули сурхро аз хун фарқ кун, шоҳ мадҳуши ақл аст, ту ӯро девона гумон макун. Яъне ҳаводи зоҳирии инсон маҳдуд аст ва наметавонад ба ҳақиқати ашё ва корҳо пай барад, танҳо зоҳирро мебинаду бас. Масалан, гули сурху як қатра хун дар зоҳир ба ҳамдигар монанд ҳастанд, аммо ботинан фарқ мекунанд ва ё баъзе аз инсонони оқил дар зоҳир девона менамоянд ва набояд бо таваҷҷӯҳ ба зоҳир онҳоро девона бидонем. Агар он подшоҳ воқеан мехост хуни мусулмонеро бирезад, ман кофир мебудам агар номи ӯро ба забон меовардам. Зеро мадҳу ситоиши шоҳони бераҳму сангдил арши аълоро меларзонад ва марди парҳезкор аз мадҳи чунон ашхос бадгумон мешаванд. Шоҳ воқеан шоҳи боогоҳу худотарс ва аз хосони даргоҳи Худованд буд. Подшоҳ куштани марди заргарро ба фоидаи ӯ медонист ва ӯро ба бахти неке ҳидоят кард. Шоҳ , ки манзари лутфи мутлақ буд, агар ин суди заргарро намедонист, ҳеҷ вақт ӯро намекушт. Монанди он ки бача аз неши хунгиранда, ки барои саломатии ӯст, меларзад, аммо модари ӯ аз ин кор шодком аст. Инсони комил ҷони беарзиши бемаърифати илоҳиро аз мо мегирад ва ҷони огоҳу арзишманд ба мо медиҳад, ки дар тасаввури мот намеғунҷад ва моро ба сӯи Ҳаққу ҳақиқат ҳидоят менамояд. Ту, эй инсони ноогоҳ, кори он шоҳро бо фаҳму дарки худ месанҷию қиёс мекунӣ, ҳол он ки аз ҳақиқати кор дур мондаӣ, нек назар куну ҳақиқати онро дарёб.

## ДАРВЕШ НОСИРИ БУХОРОӢ

Дарвеш Носири Бухороӣ яке аз шоирони ғазалсарои тирози аввали адабиёти форсу тоҷик аст, ки мутаассифона, то кунун ба таври бояду шояд шинохта нашуда ва мақому мартабааш дар инкишофи адабиёти мо таъин нагардидааст. Носири Бухороӣ тахминан дар байни солҳои 710-720 ҳиҷрӣ дар Бухоро ба дунё омадааст. Авоили зиндагӣ ва даврони ҷавониаш дар Бухоро гузашта ва дар ҳамин шаҳри бостонӣ, ки дар он айём аз бузургтарин ва машҳуртарин шаҳрҳои олам маҳсуб мешуд, таҳсил илм мекунад. Аз гуфтаҳои худаш бармеояд, ки улуми муталовили замонаро назди устодаш Ҳамидуддин аз бар мекунад ва дар касби камолоти ӯ бародараш Мансур ва тағояш Шарафуддин Муҳаммад низ саҳм доштаанд. Бино ба нақли сарчашмаҳои адабӣ дар улуми динӣ ва маорифи исломӣ ба дараҷаи пешвоён ва уламои дини замонаш расидааст. Баъд аз он ки ба дараҷаи камоли улуми динӣ мерасад, ба тасаввуф мегаравад ва барои дарёфти ҳаққу ҳақиқат ба сайру сафар мебарояд. Носир дар ин сафари тӯлонии худ аз аксари шаҳрҳои мамолики исломӣ дидан карда ва дар баъзе шаҳрҳо ду се навбат будааст, вале дар ягон шаҳр муддати зиёд тарҳи иқомат наафкандааст. Дар шаҳрҳои Самарқанд, Машҳад, Табрез, Бағдод, Ардабил, Ироқ, Ҳулла, Шом, Димишқ, Ҳирот, Наҷаф, Макка, Мадина, Шобирон, Шамохӣ, Шарвон ва Ҳиҷоз будани шоир яқин аст. Ҳамчунин эҳтимол дорад ба Ҳиндустон низ сафар карда бошад. Бино ба нақли аксари тазкиранависон ҳангоми баҳор, вақти туғёни оби Даҷла дар Бағдод бо Салмони Соваҷӣ мулоқот мекунад ва маҳз Салмон баъд аз бадеҳа, ки ба устодии Носир дар шеър тан медиҳад, ӯро ба дарбори Элкониён раҳнамоӣ мекунад ва зоҳиран то охири умри Салмон ҳамроҳи ӯ дар Бағдод зиндагӣ кардааст. Тазкиранависон дар мавриди санаи мулоқоти Носир бо Салмон ихтилофи назар дорад. Гурӯҳе бар онанд, ки Носир ҳангоми бозгашт аз Қаъбатуллоҳ бо Носир мулоқот кардааст ва бархе мегӯянд, ки ӯ ҳангоми азамати Байтуллоҳ бо Салмон вохӯрдааст ва санаи таъиннамудаашон низ ба ҳақиқат рост намеояд. Вале ин нукта мусаллам аст, ки Носир бо Салмон воҳӯрдааст ва ҳар ду муддате дар як шаҳр зиндагӣ кардаанд.

Зиндагии Носир бештар дар сафар гузашта ва бино ба нақли тазкиранависон аз моли дунё хирқаи пашминаю кӯҳнанамаде ва дасторею китобе чизи дигар надоштааст. Дар мавриди вафоти шоир низ муаллифони сарчашмаҳо ё хомушӣ гузидаанд ва ё санае зикр кардаанд, ки ба ҳақиқат рост намеояд. Он чӣ мусаллам аст Носир ба пирӣ

расидааст ва Маҳдии Дурахшон, ягона носиршинос, ки девони ӯро ба нашр расонидааст, ҳадс мезанад, ки шояд шоир дар байни солҳои 784-790 ҳиҷрӣ дар Бухоро аз дунё гузашта бошад. Ин байти шоир гуфтаи муҳаққиқро тақвият мебахшад:

Зи Носир нишон дар Бухоро талаб,

Гуҳар аз дили санги хоро талаб.

Носири Бухороӣ дар аксари анвоъи шеърӣ табъозмоӣ кардааст, девони мукаммали ӯ, ки беш аз 8500 байтро дорост, аз қасида, қитъа, рубоӣ, тарҷеъбанд, таркиббанд, мусаммат, маснавӣ ва ғазал иборат аст. Ҳарчанд ӯ дар ағлаби анвоъи шеърӣ дасти тамом дорад, аммо ҳунари шоирии ӯ дар ғазал таҷассум ёфтааст ва қисмати бештари девони ӯро ғазал ташкил медиҳад. Бояд зикр кард, ки аксари муаллифони сарчашмаҳо Носир Бухороиро бо авсофи «зубдатулмуҷараддин валмуваҳаддин, умдатулшуаро ва фуқаро, гавҳари баҳри сухангузорӣ, хуршеди сипеҳри номдорӣ», ва бо унвони «маликушшуаро» сутудаанд ва шоир низ худро мубтакир ва нодираи айём мехонад ва мегӯяд, ки ниёзе ба тақлид ва пайравӣ аз дигарон надорад:

Зи баҳри шеъри дигарон қатрае намеҷӯям,

Таҳорате натвон кард ба оби мустаъмал.

Ҷои дигар мегӯяд:

Дар чашми ман наояд Маҳмуду мулки ӯ,

Дар унсурам нагунҷад тақлиди Унсурӣ.

Дар мавриди сабки Носир ва равобити адабии ӯ бо шуарои муосираш дар мақолаҳои ҷудогона ба тафсил сухан кардаем. Хулосаи сухан он аст,ки Носир соҳибсабк аст ва мактаби худро дорад ва дуболаи сабки касе аз шоирон нарафта, ҳарчанд, ки дар қасида гоҳе ба қасоиди Анварию Заҳири Форёбӣ ва Хоқонӣ барин шуарои бузург ҷавоб гуфтааст. Ин тариқа ба ҳама шуаро хос аст. Носир чунон шефтаи ашъори худаш аст, ки зуҳури Заҳирро аз мазҳари суханаш ва анвори Анвариро аз нури хотири худ медонад:

Зи мазҳари сухани ман зуҳур ёфт Заҳир,

Зи нури хотири ман гашт Анварӣ анвар.

Дуктур Нусратуллоҳи Косимӣ Носирро «дар сабки шоирӣ ва услуби суханварӣ на мубтакири сирф ва на муқаллиди маҳз» медонад. Маҳдии Дурахшон бошад ӯро дар қасидасароӣ муқаллиди пешиниён меномад, вале эътироф мекунад, ки «чун аз ҳақиқати вақоеъ ва вақаеъи ҳақиқӣ дам мезанад, сухани ӯ рангу равнақи дигаре дорад ва чун аз ҷон бармеояд лоҷарам ба дил менишинад». Дар воқеъ ашъори Носир ҳама дар як сатҳ

нестанд ва чун матни интиқодии девони ӯ ба сомон нарасида , наметавон он ҳама абёти носаҳеҳро моли ӯ донист. Дар қасида ҳарчанд Носир ба пояи Анварию Заҳир ва ё Хоқонӣ нест, аммо ҷиҳати боризи қасоиди ӯ дар мазомини ирфонию ахлоқӣ ва панд андарз аст, ки нисбат ба мадҳ бештар ҷой дорад. Ҳамчунин дар девони Носир қасидаҳое ҳастанд, ки дар радифи беҳтарин қасоиди адаби форсӣ қарор доранд, аз ҷумла қасидаҳое, ки бо матлаъи зерин оғоз мешаванд:

Дарвешро, ки мулки қаноат мусаллам аст,

Дарвеш ном дораду султони олам аст.

Ва ё:

Девонаам ин ақли кул тифли дабистони ман аст,

Рӯҳулқудус бар лавҳи дил камтар санохони ман аст.

Ҳамчунин:

Сабо таҳияти булбул ба гулистон бирасон,

Ҳадиси дарди дили ман ба дӯстон бирасон.

Қитъаву тарҷеъбанду таркиббанд ва мусаммати ӯ низ бештар мазомини ирфонӣ дорад ва аз намунаҳои шеъри равони адабиёти мост.

Тавре ки зикраш рафт, Носир пеш аз ҳама шоири ғазалсарост ва ҳунари шоирии ӯ бештар дар ғазал таҷассум ёфтааст. Дар ғазал низ ӯ ба шуарои пешин, монанди Саноӣ, Мавлоно, Саъдӣ, Хоҷу ва аз шуарои муосираш Салмон пайравӣ кардааст, аммо ин пайравӣ мубтакирона аст, на муқаллидона. Сабки Носир ба сабки Ҳофиз бисёр наздик буда, баъзе абёту ғазалҳои ӯ вориди девони Ҳофиз аст, ба монанди ғазали «Ҳаргизам нақши ту аз лавҳи дилу ҷон наравад…» Баъзе абёти Носиру Ҳофиз чунон ба ҳамдигар монананд, ки танҳо калимае дар радиф фарқ мекунаду бас. Аммо ҳофизшиносон то ба ҳол муайян накардаанд, ки Ҳофиз аз Носир таъсир гирифта ва ё Носир аз Ҳофиз. Ғазали Носир ҳаргиз ба пояи ғазали Ҳофиз намерасад, вале ин нукта мусаллам аст, ки аз Ҳофиз калонсолтар буда ва пештар аз ӯ вафтидааст. Шояд сабки вижае, ки Ҳофиз дорад, аз Носир гирифта, онро ба нуқтаи олияш расонида бошад. Ин суолоте ҳаст, ки баъд аз таҳқиқи ҳамаҷонибаи нусхаҳои девони ҳарду шоир метавон ҷавоб пайдо кард. Мазомини ғазалҳои Носир аксар ирфонианд ва ҳамон мазомину истилоҳот ва образҳое доранд, ки дар ашъори Ҳофиз аст.Муҳимтарин паёми ғазалиёти Носир ишқ аст, ишқ ба маъшуқи азалию абадӣ, вале монанди Ҳофиз аз ишқи инсонию заминӣ низ ғофил набудааст. Муҳимтарин саноеъе, ки дар ашъори Носир бештар ба кор рафтааст иҳом, таҷнис ва ташбеҳу киноя аст. Монанди сабки Ҳофиз иҳомангезӣ аз хусусиятҳои марказии шеъри ӯст. Барои он ки ин гуфтаҳо далеле дошта бошанд ва хонандагон тавонанд бо ашъори ин шоири озодаву вораста бештар

ошноийӣ пайдо кунанд, мо ба мисдоқи намунае аз хирвор шарҳу нақди як қасида ва се ғазали ӯро  меоварем.

## ҚАСИДА

### Султони мулки қаноат

Дарвешро, ки мулки қаноат мусаллам аст,
Дарвеш ном дораду султони олам аст.
Гар қурси гарми меҳр барорад танӯри чарх,
Дар вақти чошт суфраи дарвешро кам аст.
Дарҳам шавад зи баҳри дирам ҳоли одамӣ,
Оре, тамоми сурат дарҳам чу дирҳамаст.
Хуш вақти он гадой, ки дар пеши ҳимматаш,
Тарки кулоҳи фақр беҳ аз афсари Ҷам аст.
Озодавор домани ҳиммат фурӯ фишон,
З-ин хокдон, ки шодии ӯ бандаи ғам аст.
Гар одамӣ шукуфта набошад чу гул, равост
Дар бӯстони даҳр, ки зиндони одам аст.
Онро, ки дил ба охури охирзамон ниҳод,
Каматр зи хар шумор-ш агар рахши Рустам аст.
Фирӯзаи фалак, ки ба гавҳар фишондаанд,
Бар вай нишони ҳодиса чун нақши хотам аст.
Дар давр агар ба ҷоми муроде расӣ, манӯш,
К-он каъс шарбатест, ки  олудаи самаст.
Рӯзе туро ба заҳри ҳаводис кунад ҳалок,
Гардун ҳалқа карда чу мори арқам аст.
З-ин ҳалқаи мудаввани кӯҳлии осмон,
Дору талаб макун, ки дар ӯ дард марҳам аст.
Маъдуд шуд вафову мурувват вафот ёфт
В-ин ҷомаи кабуди фалак баҳри мотам аст.
Нодон чу вови умру бурунаст аз ҳисоб,
Аҳли хирад ниҳон шуда чун ҳарфи  мудғам аст.
Хам дар хам аст кори ҷаҳон чу зулфи ёр,

Сад гуна пойбанди ту дар зери ҳар ғам аст.
Барбод рафт умру ту аз хеш ғофилӣ,
Як дам ба худ биё, ки ҳама умр як дам аст.
Фурсат агар дамест, ғанимат шумор умр,
Ҳамдам маҷӯ, ки ҳамдами ту бо ту ҳамдам аст.
Тадбири зод кун, ки бақо дар раҳи фаност,
Тарки амал бигӯ, ки азимат мусаммам аст.
Тадбири ақлу қуввати мардию мардумӣ,
Ин ҷумла ҳасту панҷаи тақдир маҳкам аст.
Носир мақоми аҷз бувад роҳи бандагӣ,
Як роҳвор дар ин роҳ пури Адҳам аст.
Дар силки бандагони худат гар диҳанд ҷой,
Ин манзалат зи манзили шоҳӣ муқаддам аст.
Халқе буруни пардаи асрори Мустафо,
Хуш вақти анкабут, ки дар парда маҳрам аст.

Носир ин қасидаро дар истиқболи қасидаи Заҳири Форёбӣ, ки бо матлаъи зер шурӯъ мешавад, сурудааст:

**Шоҳо, дар ту қиблаи шоҳони олам аст,**

**Гардун туро мусаххару гетӣ мусаллам аст**.

Аммо бар хилофи мазомини қасидаи Заҳир, ки дар мадҳу ситоиши шоҳ аст, Носир дарвешро сутудаву ӯро аз подшоҳ болову вало гузоштааст.

Вазн: Музореъи мусаммани махбуни аслами мусаббағ(У – У -\ УУ- - \УУ- - \ - -

Қофия: мусаллам, олам, кам, дарҳам…

**Байти 1**: **Дарвеш** – касе, ки нисбат ба дунё ва тааллуқоти он эътино накунад. Насафӣ гӯяд: Оқилтарин одамиён дарвешонанд, ки ба ихтиёри худ дарвешӣ кунанд ва аз сари дониш номуродӣ баргузидаанд. Аз ҷиҳати он ки дар зери ҳар мурод дах номуродӣ нуҳуфта аст ва балки сад. Ва оқил аз барои як мурод сад номуродӣ таҳаммул накунад. Бояд зикр кард, ки Носир Дарвеш аст ва ин авсофе, ки дар сифати дарвеш нақл шуд, комилан ба ин шоири озодаву вораста муносиб аст**. Қаноат** – хурсандию хушнудӣ, ризо ва таслим. Дар истилоҳи орифон ризо додан ба қисмат аст. Баъзе гӯянд қаноат тарк кардани он чӣ дар дасти мардум аст ва бахшиш кардан он чӣ дар дасти худ аст. Қаноат вуқуфи нафс аст бар ҳадди қалбу кифоят. Ва қатъи тамаъ аз талаби касрату зиёдат. Ва ҳар нафас, ки ба-дин халқ мутахаллақ гашт, хайри дунёву охират ва ганҷи

фароғату аноъ ёбад ва роҳати абадӣ насиби ӯ гардад. **Мусаллам**-боваркардашуда, таслимшуда, ҳатмӣ, қатъӣ. **Султон-** тасаллут, фармонравойӣ, қудрат, подшоҳ. **Маънӣ:** Дарвеше, ки мулки қаноатро дар ихтиёр дорад, ба ном давеш аст ва дар амал подшоҳи олам аст. Яъне он дарвеше, ки аз дунёву тааллуқоти он даст кашидаву аз ҳама чиз худро бениёз кардааст ва хурсанду ризо ба додаи қисмат аст ва ҳамчунин он чи дар даст дорад, бахшида, ба ном дарвешу нодор аст, дар асл фармонравойии оламро дар ихтиёр дорад.

**Байти 2. Қурс** – он чӣ дорои шакле камобеш шабеҳи доира аст, қурси гарми меҳр, яъне қурси гарми хуршед, мурод нони гарм аст. **Танӯри чарх**-шоир чарх, фалакро соҳиби танӯр медонад, то аз он нони гарм берун оварад. **Чошт**- аввали субҳ, бахши нахусти рӯз, ғизойе, ки ба ҳангоми чошт хӯранд, ношто, ноништа. **Суфра**- дастархон. **Маънӣ**: Агар танӯри осмон ҳар субҳ монанди хуршед нони гарм эҳдо кунад, боз барои суфраи дарвеши қаноатпеша камӣ мекунад, зеро ҳамаро нисор мекунад.

**Байти 3. Дарҳам шудан**- махлут шудан, ошуфта шуда, парешону бе тартиб шудан. **Дирам**- дирҳам, пул, накдина, пуле, ки қиматаш ночиз аст. **Маънӣ:** Рӯзгори одамӣ аз барои пули ночиз ошуфтаву бесомон мегардад, оре, тамоми сохтори ин дунё ва ҳоли одамӣ печидаву чигил ва бе назму субот аст.

**Байти 4. Гадо** – фақир, мискин, бечиз. Дар адабиёти ирфонӣ чунин касеро гадои таҷаллиёти илоҳӣ, фақируллоҳ ва гадои фи зоти боқии Ҳақ номанд. **Ҳиммат**- иродаи қавӣ, баландназарӣ, камоли матлуб. Ҳиммат иборат аст аз таваҷҷӯҳи қалб бо тамоми қуввои рӯҳонии худ ба сӯи Ҳақ барои ҳусули камол дар худ ё дигаре. Абдураззоқи Кошонӣ ишора ба ин маънӣ, ки ҳаммати халоиқ ҳама бояд ба сӯи Худо бошад, онро ба се дараҷа тақсим кардааст:а) Адами бухлу кӯтоҳӣ нисбат ба таваҷҷӯҳ ба Ҳақ ва таваккул ба Ӯ ва шавқ ба ҳазрати Ҳақ. б) Ин ки банда нотавонии худро ва ин ки вуҷуди истиқлолӣ надорад ва ба мақоме расад, ки бидонад таваҷҷӯҳ ба асбобу васоити файз худ аз маҳлукот аст ва ба илму амали худ мағрур нашавад. в) Он ки ҳаммати банда ҳатто мутаваҷҷеҳи воридоту таҷаллиёти нуре, ки аз ҷумлаи мавоҳиби ҳаққанд, монанди шавқ, ваҷд, барқу завқ набошад ва ба мақомоте чун таваккулу ризо ва тафавизу амсоли он эҳтимом нанмояд. Ва фақат мутаваҷҷеҳи висоли Ҳақ бошад. **Факр** - ниёзмандӣ. Аз мақомоти ирфон.Алии Раҷойии Бухорой гӯяд: « Факр дар луғат ба маънии эҳтиёҷу тангдастӣ аст ва дар истилоҳи сӯфиён ниёзмандӣ ба Худо ва бениёзӣ аз ғайри ӯст ва фақир дарвешеро гӯянд, ки солики тариқи камол бошад. Бадеҳӣ аст, ки фақри зоҳирӣ ва луғавӣ низ бо зиндагии сӯфиён ҳамоҳангӣ ва то ҳадде мулозима дорад.» Фақр чанд маврид бар Қуръони маҷид ба кор рафтааст, ки ҳам ба ниёзмандии моддӣ ва ҳам ниёзмандии маънавӣ гуфта мешавад.Чунончӣ, дар ояи 15 Сураи «Фотир» омадааст: «Эй мардум, ҳамаи шумо ба Худо ниёзмандед. Ӯст бениёзу сутуданӣ». Сухани машҳури ҳазрати пайғамбар(с) аст, ки гуфтаанд: «Фақр фахри ман аст.» дар «Шарҳи таъарруф» омадааст: «Ҳақиқати фақр ниёзмандӣ аст ва банда ҷуз

ниёзманд набошад. Пас ғано ба ҳақиқат сифати Ҳақ таъоллост ва фақр ба ҳақиқат сифати банда». **Афсар**- тоҷ, дайҳим. **Ҷам** – мухаффафи Ҷамшед. Дар ривоёти эронӣ ва дар «Шоҳнома» Ҷамшед бузургтарин ва чаҳорумин подшоҳи пешдодӣ аст. Дар баъзе ривоётҳо «ҷоми ҷаҳоннамо» ба ӯ мансуб аст. Дар «Шоҳнома ҷоми ҷаҳоннамо ба Кайхусрав мансуб аст ва бино ба гуфтаи Деҳхудо чун шӯҳрати Ҷамшед беш аз Кайхусрав буда ва аз сӯи дигар мусулмонон ӯро бо Сулаймон пайғамбар яке медонистаанд ва пайдоиши шароб ба Ҷамшед мансуб будааст, ҷоми Кайхусравро ҷоми Ҷам хондаанд. Бино ба ривоёти паҳлавӣ Аҳурамаздо хост, ки Ҷамшед пайғамбари ӯ дар рӯи замин бошад, аммо ӯ напазируфт, Аҳурамаздо ӯро шаҳриёри замин кард. Дар ин байт мурод подшоҳи бузург будани Ҷамшед аст. **Маънӣ:** Вақте он гадойе хуш аст, ки дар пеши ҳиммати ӯ кулоҳи фақр аз тоҷи Ҷамшед беҳтар аст.

**Байти 5. Хокдон**-истиора аз дунё. Маънӣ: Озодаву вораста ва бо ҳиммати баланд аз ин дунёи буқаламун, ки шодии ӯ бандаву ғуломи ғам аст, домони худро раҳо кун.

**Байти 6.Маънӣ**: Агар одамизод дар ин дунё шоду хурсанд нест(шукуфта набошад чу гул), дурусту сазовор аст(равост), зеро ин дунё зиндони рӯҳи инсон аст.

**Байти 7. Охур**- тавила, ҷойи махсус барои коҳ, ҷав ва алаф андохтан дар пеши чорпоён. Ин ҷо киноя аз нозу неъмат аст. **Охирзамон** – замоне, ки наздик ба қиёмат мебошад. Аксари шоирони бузург замони худро охирзамон гуфтаанд**. Рахш**- талмеҳе аст ба асотири эронӣ, номи аспи Рустам паҳлавони бузурги эронӣ аст, ки дар «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ ба тафсил аз корномаи ӯ сухан рафтааст. **Маънӣ:** Он касе дилбаставу вобастаи нозу неъмати ин давраи охирзамон аст, гарчанде монанди рахши Рустам пурқувввату шӯҳратёр аст, пасттар аз хар донаш.

**Байти 8. Фирӯза**- пирӯза, аз сангҳо гаронбаҳои маъданӣ ба ранги обии осмонӣ. **Ҳодиса-** он чӣ нав падид омадааст, рӯйдод, иттифоқ. **Хотам**-ангуштарӣ, мӯҳр, нигин. **Маънӣ**: Дар ситораву сайёроти фалак ҳаводиси бад чун нақши хотам таҷассум ёфтааст.

**Байти 9.Ҷоми мурод**- мурод ба ҷом ташбеҳ шудааст, то ки вайро нӯшидан шавад, яъне ба мақсад ноил шудан. **Каъс**- пиёла, коса, ҷом. **Сам**- заҳр, моддаи кушанда. **Маънӣ**: Шоир гардиши зиндагиро ба даври базме монанд медонад, ки дар он ҷоми шароб мегардонанд ва мегӯяд: Агар дар гардиши зиндагӣ ба ҷоми мурод расӣ, онро ҳаргиз манӯш, зеро дар ин косаи муроди зиндагӣ шарбатест, ки олуда бо заҳр аст. Яъне агар дар ин дунё ба муроду мақсад расидӣ ва зиндагии хуше дорӣ, ҳаргиз ғарра машав, зеро ин шодию хурсандӣ ғаму дарде аз пай дорад.

**Байти 10. Ҳаводис**- ҷамъи ҳодиса. **Арқам**-мори сиёҳу сафед, мори алобуло ва чипор, мори бадзаҳр. **Маънӣ**: Чархи фалак, ки монанди мори чипор ҳалқа кардааст, рӯзе ба заҳри ҳодисаи ногаҳонӣ туро мекушад.

**Байти 11. Мудаввар**- гирд, доирайӣ. **Кӯҳлӣ**- санги сурма, сурмаи чашм, ҳарчӣ дар чашм кашанд барои шифои чашм. **Маънӣ:** Аз ин чархи доирашакли осмон сурмаи шифо талаб макун, яъне умеди осоиш мадор, зеро дармони ӯ ҳамон дард аст.

**Байти 12.Маъдуд** – кам, андак. **Мурувват** – ҷавонмардӣ, мардонагӣ. **Маънӣ:** Дар ин замона вафо кам шуду ҷавонмардию саховат мурд ва ҷомаи кабуди осмон аз сабаби ин мотам аст. Ишора ба он суннат дорад, ки дар вақти мотам ҷомаи кабуд мепӯшанд.

**Байти 13**. Чун вови (ҳарфи «у» дар калимаи «амр(у)» дар навишти хати арабиасос) амру бурун аст аз ҳисоб – яъне ҳарфи вов(у) дар калимаи амр(у) навишта мешавад, вале хонда намешавад, монанди Амр ибни Лайс. Мудғам – идғом шуда, ҳарфе, ки дар ҳарфи дигари ҳамҷинс ё қарибулмахраҷ дохил шавад ва як ҳарфи мушаддад талаффуз гардад, масалан, дол дар «муддат». **Маънӣ**: Нодон монанди ҳарфи вов дар вожаи амр аз ҳисоб берун аст ва хирадмандон монанди ҳарфи мудғам ниҳон шудаанд.

**Байти 14. Маънӣ**:Кори ин ҷаҳон монанди зулфи ёр пурпечутоб аст ва дар зери ҳар як печу тоби он сад гуна дом барои пойбандии ту нуҳуфта аст.

**Байти 15.** Ғофил – ноогоҳ, бехабар, нодон, бехирад. Як дам иҳом дорад: а) умр як дам аст, яъне зудгузар аст. б) Умр ба ҳисоб ҳамон лаҳзае аст, ки ту аз худ огоҳ ҳастӣ. **Маънӣ:** Умри худро барбод додию беҳуда гузаронидӣ ва  аз худ бехабарӣ, даме ба худ биё, ки умр ҳамин як дам аст.

**Байти 16. Маънӣ** Агар фурсати умр ҳамин як дам (лаҳза) аст, онро ғанимат дону ҳамдаму ҳамнишин маҷӯй, зеро ҳамдами ту(яъне Худованд) ҳамеша  бо ту ҳамдам аст.

**Байти 17. Тадбир** – ба поёни коре андешидан, машварат, андешидан. **Зод** – тӯша, хӯроки андак, ки барои роҳ мегиранд, роҳтӯша. **Бақо**- зистан, пойдор мондан, давом. Дар баробари фано бақо дар назди орифон иборат аст аст аз бидояти сайр фи иллоҳ**. Фано** – нестӣ, маҳв шудан. Дар истилоҳ, яъне фанои банда дар Ҳақ, ки ҷиҳати башарияти банда дар ҷиҳати раббубияти Ҳақ маҳв гардад. Соҳиби «Фарҳанги ашъори Ҳофиз» менависад: « Фано дар луғат ба маънии нобудӣ ва бақо  ба маънии пояндагӣ аст ва ба истилоҳи сӯфиён фано иборат аз ин аст, ки инсон худ ва бандагии хешро дар баробарии Ҳақ нест ангорад ва тамоилоту таманиёти хешро ба чизе нашморад ва ҳамаи ҷаҳону ҷаҳониёнро дар қиболи Ҳақ мавҷуд напиндорад. Ва бақо, ки натиҷаи чунин фано аст, пояндагӣ аст дар мазҳари Ҳақ**». Азимат**- қасд кардан, сафар кардан. **Мусаммам-** бо азму ирода, он ки тасмим ба коре гирифта. **Маънӣ**: Дар бораи тӯшаи роҳи охират биандеш ва худро фонӣ соз, ки бақову абадият бо ин роҳ ба даст меояд ва тарки амал кун, ки азму ирода бо касе аст, ки тасмим ба коре гирифтааст.

**Байти 18. Маънӣ**: Машварати ақлу қувваи мардию мардумӣ дар назди панҷаи қисмат кореро анҷом намедиҳад. Яъне бо ақлу қуввати мардӣ наметавон қисматро дигаргун кард.

**Байти 19. Мақом -** пойгоҳ, иқоматгоҳ, шаъну шавкат. Дар назди орифон мақоми ҳар кас пас аз ҳусули одобу мубодии хос ва таҳаммули сахтиҳои лозим мавзӯъи ӯст. **Аҷз** – нотавонӣ, дармондагӣ. **Пури Адҳам** – сӯфии машҳур, ки дар ибтидо подшоҳи Балх буд, баъд тарки шоҳӣ карду ба тасаввуф гаравид ва яке аз сӯфиёни бузурги замони худ шуд. **Маънӣ**: Эй Носир, шеваи бандагӣ аҷзу нотавонӣ дар баробари Ҳақ аст ва як роҳрави мустақим дар ин роҳ Иброҳими Адҳам аст.

**Байти 20. Муқаддам** – пеш рафта, пеш афтода. **Маънӣ**: Эй Худованд, агар маро дар шумори бандагони воқеият ҷой диҳанд, ин мақому манзил аз манзалияти шоҳӣ афзалтару муқаддамтар аст.

**Байти 21. Мустафо** – баргузида, интихобшуда, яке аз лақабҳои ҳазрати Муҳаммад (с). Ин ҷо зикр анкабут талмеҳ дорад ба саргузашти ҳазрати пайғамбар (с), ки ҳангоми ҳиҷрат аз Макка ба Мадина мушрикон таъқиб эшонро намуданд ва ҳазрат(с) бо Абӯбакри Сиддиқ дар ғори Сарв паноҳ бурданд ва анкабут дари ғорро тор танид. Чун мушрикон ба лаби ғор омаданд ва диданд, ки анкабут тор танида, гумон бурданд, ки тори анкабут куҳан асту дар ғор касе нест. Асрори Мустафо иҳом дорад: а) Сирри пайғамбар(с), ки дар ғор пинҳон шудаанд. б) Сирру асрори суханнони пайғамбар(с) Маънӣ: Халқи бисёре беруни пардаи анкабут аз асрори ҳазрати пайғамбар(с), яъне аз сирри он ки пайғамбар (с) дар даруни ғоранд, бехабаранд, хушо вақти анкабут, ки дар даруни парда маҳрами расули Худованд аст.

## Аз ғазалиёт

## Тири дуо

Эй чашми ту барҳам зада ҳоли дили моро,  
Зулфи ту барошӯфта мани бесарупоро.  
Он чашми сияҳдил, ки камон дорад аз абрӯ,  
Туркест, ки пайваста занад роҳи хаторо.  
Занҷир ниҳад турраи ту оби равонро,  
Дар дом кашад гесуи ту боди саборо.  
Мо гирди ту, эй сарв чу обем, ки бошад  
Осудагӣ аз сояи иқболи ту моро.  
Мо аз даҳани танги бутон ваъдаи ширин  
Бисёр шунидему надидем вафоро.

Сад бор ба ҳаҷ рафтан ҳоҷӣ накунад суд,
Як бор ҳамон беҳ, ки равад роҳи сафоро.
Рафтан ба дари хона Худоро, натавонем,
Лутфе куну пайғом бар, эй бод Худоро.
Эй хоҷа ту донию ҳавохоҳии султон,
Ман мӯътақидам ҳиммати риндони гадоро.
То ёр сӯи худ бикашад ҳамчу камонам,
Рӯзе бинишонам ба камон тири дуоро.
Носир чу Хизир дар зулмати сари зулфаш,
Аз чоҳи занахдони ту хӯрад оби бақоро.

**Вазн**:Ҳазаҷи мусаммани ахраби макфуфи маҳзуф - - У/У- - У\У- -У\У- -

**Қофия**: моро, поро,саборо…

**Байти 1. Чашм**- ишора аст ба шуҳуди Ҳақ мар аъён ва истеъдодоти эшонро. Дар истилоҳоти сӯфия аст, ки чашм ҷамолро гӯянд ва низ сифати басири илоҳиро гӯянд. **Зулф**- дар истилоҳи сӯфия омада, ки зулф киноя аз зулмати куфр аст. **Маънӣ:** Эй ёри азиз, чашми ту, ки ҷамоли олам аст, ороми дили маро барҳам зада ва зулфи парешону ошуфтаи ту мани шайдоро ошуфта кардааст.

**Байти 2. Сияҳдил** ин ҷо иҳом дорад: а) мардумаки чашм, ки сиёҳ асту дар дили чашм ҷой драд, б)бадният, ин ҷо мурод зулму ситами маҳбуба аст.**Турк / Тарк**- ин калимаро метавон ҳам турк хонд ва ҳам тарк.Турк ба маънии маъшуқа ва ҳам ба маънии турк-қавми ҷангара. Тарк ба маънии кулоҳи ҷангӣ ва таркаш вобаста ба камони мисраи аввал тирдон аст. **Хато / Хито** – хато ба маънии ғалат, иштибоҳ, айбу гуноҳ. Хито \Хато - номи вилоятест дар Чин. Ин гуна бо калима бозӣ кардан ва ба чанд маънӣ омадани як калима яке аз муҳимтарин хусусияти сабки Носир аст.**Маънӣ:**Он чашми сиёҳи маҳбуба, ки абрувони камоншакл дорад, пайваста тир ба ғалат мезанад. Яъне ҳар кӣ он чашмони сиёҳро мебинад, ошиқ мешаваду сайди ӯ мегардад.

**Байти 3.Турра**- мӯи пешонӣ, мӯи саф карда бар пешонӣ. Дар адаби сӯфия киноя аз таҷаллиёти ҷамолӣ аст**. Сабо**- боде аст, ки субҳ дар вақти тулӯи офтоб аз машриқ вазад. Дар истилоҳоти сӯфия сабо нафаҳоти раҳмонӣ, ки аз ҷиҳати машриқи рӯҳоният ояд ва низ он чиро, ки боис ба хайр бошад. **Маънӣ**: Турраи занҷирмонанди ту оби равонро банд мениҳад ва гесуи ту боди саборо ба дом мекашад.

**Байти 4**. **Сарв-** истиора аз маҳбубаи мавзунқомат аст. **Маънӣ**: Эй ёри сарвқомат, осудагии мо ҳамон вақт муяссар мегардад, ки дар зери сояи лутфу марҳамати ту бошем, чун обем, ки дар гирди дарахти сарв қарор дорад.

**Байти 5. Даҳон**- сифати мутакаллимӣ ва ишороту интибоҳоти илоҳиро гӯянд**. Бут**- Фахриддини Ироқӣ бутро бар мақсуду матлуб итлоқ карда аст.**Маънӣ:** Мо аз даҳони ғунчасон тангу зебои зеборухон ваъдаи ширин бисёр шунидаем, аммо баре ҳам вафои он ваъдаро надидаем.

**Байти 6. Сафо**- покӣ дар баробари кудурат. Дар истилоҳи сӯфия покии табъ аз зангори кудурат ва дурӣ аз мазмумот.**Маънӣ**: Сад маротиба ба ҳаҷ рафтани хоҷӣ фоидае надорад, аз он беҳтар аст як бор роҳи сафоро тай кунад, яъне дилро аз кудурат пок созад ва ғайри Ҳақро аз он берун кунад.

**Байти 7. Ҳавохоҳ**- муштоқ, орзуманд, ҳомӣ, тарафдор. **Мӯътақид**-гараванда, боваридор, ақидадор. **Ринд-** аз калимоти писандидаи Носир аст ва ринд касе аст, ки ҷамеъи касарот ва таъиногти вуҷуби зоҳирию имконӣ ва сифоту аъёнро аз худ дур кунад ва сарфарози оламу одам шавад. Ва мартабаи ҳеҷ махлуқе ба мартабаи рафеъи ӯ намерасад.(Барои маълумоти бештар:Ринд\\ Исрофилниё Ш.Р. Фарҳанги таҳлилии алфози хароботии ашъори Хоҷа Ҳофиз, саҳ., 143.) Маънӣ: Эй хоҷа, агар ту муштоқу орзуманди султону даргоҳи шоҳӣ ҳастӣ, ман гаравида ба риндони вораставу бесару по ҳастам ва эшонро бар ҳама тарҷеҳ медиҳам.

**Байти 8.Маънӣ**: Вақте тири дуои ман ба нишон мерасад, ёр маро ҳамчун камон ҳангоми тирандозӣ ба сӯи худ мекашад.Яъне дуоҳои мустаҷоб маро ба висоли ёр мерасонад.

**Байти 9**.**Хизр** – аз анбиёи бани Исроил аст. Бино ба нақли баъзе ривоятҳо чун Хизр дар оби зиндагӣ ғута хӯрд, сабз шуд ва номи «Хизир» ба маънии сабз ба ин сабаб ба ӯ дода шудааст. бар ҳасби баъзе ривоятҳо ӯ ҳар ҷо қадам гузорад, он ҷо сабз мешавад ва гиёҳ мерӯяд ва ба ин сабаб ба ӯ Хизр гуфта шудааст.Номи Хизр дар Қуръони маҷид наомадааст, дар Сураи «Каҳф» аз бандаи мухлис ва обиде ном бурда шудааст, ки ба убудият ва ҳусули илми ладунӣ мафсуф аст ва муфассирин муътақиданд, ки он бандаи мухлис бояд Хизр бошад. Дар мутуни ирфонӣ омадааст, ки Хизру Искандар ва дар баъзе осор Илёс низ мешунаванд, ки дар зулмот чашмае вуҷуд дорад, ки ҳар кас қатрае аз оби он бинӯшад ва ё дар он ғусл кунад, умри ҷовид пайдо мекунад. Аз ин ду ё се нафар фақат Хизр муваффақ мешавад, ки ба чашмаи оби ҳаёт даст ёбад. Ва аз он менӯшад ва ё дар он ғусл мекунаду умри ҷовид пайдо мекунад. Ба ин сабаб дар мутуни ирфонӣ маъмулан Хизр истиора аз инсони комил, пири тариқат аст ва зулмот истиора аз дунёи моддӣ ва оби ҳаёт истиора аз илму маорифи қудсии илоҳӣ, илму маърифат ишқ. **Зулмот** – мутобиқи афсонаҳои таърихӣ маҳалли чашмаҳои оби зиндагонӣ аст, ки Искандар барои ба даст овардани он ба он ҷо рафт. Аз ин рӯ зулмот ва оби ҳаёт дар адабиёти ирфонӣ ҷанбаи рамзӣ ёфта аст. Масалан, гуфтаанд: Мурод аз зулмот дунё аст, ки зулмонӣ аст. Ва мурод аз кӯшиши Искандар барои ба даст овардани он зиндагонӣ муҷоҳида бо нафс аст, ки соирини илаллоҳ ва аҳли сайру сулук чунон мекунанд. **Чоҳи занахдон**- чуқурии

бари занахдон ва ё рухсори хубрӯён аст, ки ба ҳусн ҳусн мебахшад ва дар адабиёти ирфонӣ лутфи қаҳромези маҳбуб, ки соликро аз чоҳи ҷовидонӣ ба чоҳи зулмонӣ меандозад. **Оби бақо** – оби ҳаёт , чашмае аст дар зулмот, ки ҳар кӣ аз он нӯшад ҳаёти ҷовид ёбад ва дар истилоҳи соликон киноя аз чашмаи ишқ ва муҳаббат аст, ки ҳар кӣ аз он чашад, ҳаргиз маъдуму фонӣ нагардад. **Маънӣ**: Носир монанди Хизр дар зулмоти сари зулф аз чоҳи занахдони ту оби ҳаётро хӯрдааст. Яъне висоли ту ба Носир умри ҷовидон бахшидааст.

## Сӯҳбати ҷонпарвар

Моро ҳаваси сӯҳбати ҷонпарвари ёр аст
В-арна ғараз аз бода на мастӣ, на хумор аст.
Оташнафасон қиммати майхона шиносанд,
Афсурдадилонро ба харобот чӣ кор аст.
Найро, ки наво аз лаби ёр аст ба ҳар ҳол,
Пайваста чаро ҳамнафаси нолаи зор аст?
Бояд талабад то бирасад мард ба матлуб,
Шодиву ғаму роҳату ранҷу гулу хор аст.
То қатъи алоиқ накунӣ, васл наёбӣ,
Сангу гуҳару неку баду мӯҳраву мор аст.
Шоҳӣ ба чӣ кор ояду давлат чӣ таҳаммул,
Лашкар чӣ маҳал дораду зар дар чӣ шумор аст.
Дар савмаа касро нарасад даъвии тавҳид,
Манзилгаҳи мардони муваҳид сари дор аст.
Дастор чӣ кор ояду саҷҷода чӣ бошад,
Бар маркаби беқуввати рӯҳ ин ҳама бор аст.
Носир агар аз дард бинолад аҷабе нест,
Маҳҷур зи ёр асту парешон зи диёр аст.

**Вазн**: - -у\ у- - у\у - - у\у - - Ҳазаҷи мусаммани ахраби макфуфи мақсур.

**Қофия**: ёр, хумор, кор. зор…

**Радиф**: аст.

**Байти 1.Маънӣ**: Мо толиби сӯҳбат ҷонафзои маҳбуби азалӣ ҳастем ва муроди мо аз бода мастию хумори маъмулӣ нест.

**Байти 2. Оташнафасон**- яке аз аносири чаҳоргона, ки ба шакли муфрад ва ҳам дар таркиботи гуногун дар суханони орифон ва аҳли завқ ба кор рафта аст. Оташ ба шакли муфрад киноя аз лаҳиби ишқи илоҳӣ аст. Мурод аз оташнафасон ҳамон ошиқони лоуболи маъшуқи азалиянд. **Майхона**- дар луғат ба маънии шаробхона ва дар адаби ирфонӣ ботини орифи комил аст, ки дар он шавқу завқ ва аворифи илоҳӣ бисёр бошад. Соҳиби «Миръотулушшоқ» гӯяд: « Мақоми лоҳут ва ҳазрати ваҳдати зотияро гӯянд, ки соғару ҷоми тамомаъёни вуҷуди аз бодаи омодаи он майхонаи моломоли лоязол аст ва майпарастони он майхона масту хароб дар хоки факр афтода мегӯянд:

Дари майхона бубастанд, Худоё, announce мaписанд,

Ки дар хонаи тазвиру риё бикшоянд.»

Ҳамчунин майхонаро «маҳалли муноҷоти банда бо Ҳақ ба тариқи муҳаббат» маънӣ кардаанд. **Афсурдадилон**- киноя аз зоҳидоне, ки аз ишқ бебаҳраанд. **Харобот**- дар луғат ба маънии майхона ва қиморхона ва ҷойи занони бадкора омадааст. Дар бораи ин вожа сухан бисёр рафтааст. Гурӯҳе бар онанд, ки харобот аз лафзи «хур»(хуршед) аст ва иртиботе ба амокин ва ойини меҳрпарастӣ дорад, гурӯҳи дигар онро ҷамъи «хароба» медонанд. Соҳиби «Миръртулушшоқ» гӯяд: «Мутлақи вуҷуду зоти бахтро гӯянд:

Нишоне додаанд андар харобот,

Ки аттавҳид исқотул изофот.»

Дар «Фарҳанги урафо» омадааст: « Аммо дар адаби ирфони иборат аст аз хароб шудани сифоти башарият ва фонӣ шудани вуҷуди ҷисмонӣ. Хароботӣ марди комиле аст, ки аз ӯ м аорифи илоҳӣ беихтиёр содир шавад». Низ гуфтаанд, ки харобот ва мастаба иборат аз харобии авсофи нафсонӣ ва адоти ҳайвонию тахриби қуввати ғазабӣ ва шаҳвонӣ ва одоту русум ва табдили ахлоқи мазмума аст.».(Барои маълумоти бештар.Ниг: Исролфилниё Ш. Фарҳанги алфози хароботӣ., саҳ,90.) **Маънӣ:** Ошиқони лоуболу вораста қадру қиммати майхонаи ишқро медонанду мешиносанд, ки он ҷо мақоми муноҷот асту сармастии ошиқон маҳз дар ин олами ҷаббарут ба зуҳур мерасад ва афсурдадилони бехабар аз ишқ чун зоҳидонро ба харобити ошиқон, ки он ҷо сифоти башарию авсофи нафсонӣ ва одоти ҳайвонию шаҳвонӣ ва қуввати ғазабӣ ҳама хароб мегардад ва орифи ошиқ ба мақоме мерасад, ки мартабаи ҳеҷ махлуқе ба мартабаи рафеъи ӯ намерасад, чӣ кор аст.

**Байти 3.Най**- истиора аз инсони комил аст. **Лаб**- узви маъруф. дар забони орифон каломро гӯянд.Баъзе лаброи ишора ба нафси раҳмонӣ медонанд, ки ба аъёни ифоза вуҷуд мекунад. **Маънӣ**: Инсони комил, ки садои ӯ вабаста ба нафаси раҳмонии маъшуқи азалӣ аст, чаро ҳамеша нолаву зорӣ мекунад.

**Байти 4. Талаб**- дар истилоҳ ҷустуҷӯ кардан аз мурод ва матлубро гӯянд. Матлуб дар вуҷуди толиб аст ва мехоҳад тамоми матлубро биёбад ва

онро бояд дар вуҷуди худ биталабад ва агар аз хориҷ биталабад, наёбад. **Шодӣ-** басте, ки пас аз қабз барои солик ҳосил мешавад. **Ғам-** барои соликон фараҳ аст ва фараҳ- хушию лаззати қалбӣ аст, ки аз қурб ба маҳбуб ҳосил ояд. **Роҳат**- осудагии хотир аст ва низ вуҷуди амреро гӯянд, ки мувофиқи иродаи дил бошад. **Маънӣ**:Толиби роҳи Ҳақ бояд пайваста дар ҷустуҷӯ бошад, то ба матлуб бирасад ва дар ин тариқ ӯро қабзу баст, шодиву фараҳ ва ғаму ранҷу роҳат ва гулу хор пеш меояд. Толиб бояд матлубро дар худ ҷустуҷӯ намояд, на дар хориҷ.

**Байти 5. Қатъ**- буридан, ҷудо кардан. **Алоиқ** – алоқа, дилбастагиҳо. **Васл-** висол, пайванд бо маҳбуб. Васл ваҳдати ҳақиқат аст.Мор- хазандаи машҳур. Дар истилоҳ бо таваҷҷӯҳ ба достони Одаму Ҳавво ва фиреби Иблис мор киноя аз нафси амора аст. **Маънӣ**: Эй солики роҳи тариқат, то худро аз дунёву нозу неъматҳои он ва ҳама гуна тааллуқоте, ки туро аз маъшуқ дур мекунад, ҷудо накунӣ, ба мақсуд намерасӣ. Ин дунё бо ҳама сангу гуҳару неку бадаш монади мӯҳраву мор ва ҳамон нафси аммора аст, ки туро ба сӯи худ мекашад.

**Байти 6.Таҷаммул-** зиннат ёфтан, асбобу асосаи гаронбаҳо доштан. **Маънӣ**: Дар шеваи ошиқони вораста дар талаби матлуб салтанати шоҳӣ ба кор намеояду давлату савлат ҳеҷ зиннате надорад ва лашкар чун пашшае қадр надораду зарру тилло чун хоки раҳ аст.

**Байти 7. Савмаа**- ибодатгоҳи роҳиб дар болои кӯҳ, дайр, хонақоҳ. Дар истилоҳи урафо мақоми тафарруд(танҳо) ва таҷаррид (гӯша гирифтан) аз масавоиллоҳ аст. **Тавҳид-** яке гуфтан ва яке кардан бошад. Тавҳид ба маънии аввал шарт дар имон бошад, ки мабдаи маърифат бувад ба маънии тасдиқ ба он ки Худой таъоллоҳ яке аст. Мавaҳҳид – яктопараст.**Маънӣ**: Дар хонақоҳ кас наметавонад яке гӯю яке кор бошад, манзили мардони яктопараст чун Мансур сари дор аст.Яъне дар хонақох солики тариқат ба матлуб намерасад, он солики тариқат метавонад даъвии тавҳид кунаду муваҳид бошад, ки чун Мансури Ҳаллоҷ, ки дар роҳи ҷонон сари дор рафту аз вуҷуди ҷисмонии худ, ки монеаи расидан ба маъшуқ аст, раҳоӣ ёфт, аз ҷисми модии худ ҷудо шавад ва рӯҳаш ба дилдор пайвандад.

**Байти 8. Дастор**- аммома, салла. **Саҷҷода**- ҷойнамоз. **Маънӣ:** Саллаву ҷойнамоз, яъне ибодати бесидқ ва ғайриошиқона бори зиёдатӣ аст барои рӯҳи ҷӯёни матлуб.

**Байти 9. Маҳҷур**- дар ҳаҷр буда, дур афтода, ҷудо монда аз ёру диёр. **Маънӣ:** Носир агар аз дард бинолад ҳайратовар набояд бошад, зеро аз ёр ҷудо асту аз ватан дур афтодааст. Ишора ба ғарибии худ ба ҳарду маънӣ дорад Ин байтро ҳамчунин метавон комилан ирфонӣ шарҳ дод; ёр метавонад маъшуқи азалӣ бошад ва диёр метавонад ватани аслӣ- олами илоҳӣ бошад

## Дебочаи ишқ

Кофар чӣ гунаҳ карду мусулмон чӣ ибодат,
Дебочаи ишқ аст касеро чӣ иродат.
Чи савмаа, чи майкада, чи дайр, чӣ кӯҳсор,
Чи куфр, чи имон, чи наҳв аст, чи саодат.
Дар масҷиди ту шайхи муқаллид чӣ дароям,
Моро дари майхона бувад ҷойи ибодат.
Меҳре, ки дилам бо сари гесуи ту дорад,
Аз субҳи азал бувад, на аз рӯзи валодат.
Ишқи ману ҳусни туву дарёи сиришкам,
Ҳар лаҳза фузун гардаду ҳар рӯз зиёдат.
Ҳар кас ба ҷаҳон маслиҳате дораду моро,
Савдои ту пеша асту ғами ишқи ту одат.
Эй турки паричеҳра, ки бурдӣ дили Носир,
Бемори ту ҷон медиҳад аз шавқи аёдат.

**Вазн**: Ҳазаҷи мусаммани ахраби макфуфи маҳзуф - - У\ У - -У\У - - У\У- -

**Қофия**: абодат, иродат, саодат…

**Байти 1.Кофир** – дар луғар ба маънии бе дин, мулҳид. Дар истилоҳи сӯфия соҳиби мақоми тафриқа ва касеро, ки аз ҷамъ ба фарқ омада бошад, кофир гӯянд. Низ касеро, ки аз Ҳақ ғофил шуда ва диламш аз дарёфти ҳақиқат фурӯ монда, кофир хонанд. **Иродат**- хостан, алоқамандӣ, сарсупурдагии мурид ба муршид, дӯстии аз рӯи ихлосу бериёӣ.**Маънӣ:** Ишқ сарсупурдагӣ ва дӯстии берую риёро мехоҳад дар он гуноҳи кофиру ибодати мусулмон мақоме надорад.

**Байти 2. Майкада-** ниг:Майхона. **Дайр** – хона, иқоматгоҳ, маҳалли тарбият ва зиндагии гӯшанишинон ва зоҳидону роҳибон, ки ба ёдгор аз даврони масеҳият дар бархе аз сарзаминҳои исломӣ, хоса Сурия ва Байнаннайрайн вуҷуд дошт ва ғолибан аз марикизи шаҳрҳо дур буд ва дар канори рудҳову чашмаҳо ва дар баландиҳо қарор дошт. Ин дайрҳо ба тадриҷ дар қаламрави хилофат, гоҳ ба маҳалҳое барои тафреҳ ва хушгузаронӣ табдил мешуд. Бархе аз онҳо ба ин сабаб шӯҳрати бисёр ёфтанд ва шоирон дар васфи он дайрҳо ва сокинони зеборӯи он суханҳо гуфтаанд. Ҳатто шоире аз яке аз онҳо ба номи дайри шаётин ном бурда аст. Аммо дар калимоти орифон ва адаби ирфонӣ ин вожа ба маънои гуногун ба кор рафта аст, аз ҷумла: хонаи инсон, ибодатгоҳ, хонаи пиру муршид ва гоҳ киноя аз маҳалли куфру маломаткада аст. **Куфр** – дар

адаби ирфонӣ зулмоти олами тафриқаро куфр гӯянд. Ва низ гуфтаанд: куфр пӯшидани ваҳдат дар касрат аст. Бархе гуфтаанд: куфри ҳақиқӣ фанои абад аст. Ва билохира куфр пӯшидани кавнайн аст бар дили худ ва баргаштан аз тоғуни нафс. Имон – эътиқоди қалбӣ ба касе ё чизе. Хоҷа Насируддин гӯяд: Имон дар луғат тасдиқ бошад, яъне бовар доштан ва дар урфи аҳли таҳқиқ тасдиқе хос бошад ва он тасдиқ бувад ба он чӣ илми қутбӣ ба он ҳосил аст ва пайғамбар(с) фармуда аст. **Маънӣ:** Ҳамчунин дар ишқ ибодатгоҳу майхона, дайру кӯҳсор, куфру имон ва тариқа ва саодат ҳама яксонанд ва яке аз дигаре бартарӣ надорад.

**Байти 3. Масҷид** – дар истилоҳи сӯфиён мазҳари таҷаллии ҷамолро гӯянд. Баъзе гуфтаанд масҷид остонаи пиру муршид ва дили орифи комил ва мӯъмин аст. Аммо дар ин байти Носир масҷид ба ҳамон маънои луғавиаш, яъне ибодатгоҳи мусулмонон ба кор рафтааст, ки аз назари орифон танҳо зинаи аввал, яъне макони иҷроиши аркони шариат аст ва дар шинохта Ҳақ кофӣ нест. **Шайх –** пешво, бузурги қавм, пир. Ба назди орифон муршиду мурод ва қутбро гӯянд, ки дар шариату тариқату ҳақиқат комил шуда аст. Аммо бояд зикр кард, ки дар ашъори шуарои орифе монанди Ҳофизу Носир ва Камолу Убайд шайх симои мусбӣ надорад, аз он ҷо, ки масҷиднишину хонақоҳдор аст, ки боиси ғурури ӯ мегардад, дар муқобили орифи ринд меистад. Муқаллад – тақлидкунанда. **Маънӣ**: Эй шайхи тақлидкор, ба масҷиди ту намедороям, зеро бӯйи рую риё меояд, макони ибодати ман майхонаи ишқ - хонаи пиру муршид ва олами лоҳут аст, ки сармастии мани ошиқи вораста он ҷо ба зуҳур мерасад.

**Байти 4. Субҳи азал** – ҳамеша ва ҳамешагӣ дар тарфи гузашта. Азалияти беоғоз ва абадияти беанҷом аст. Азал ба маънии қидам (қадим будан) аст ва азалият махсуси Худованд аст. Азал номе аз номҳои Худост ва азалият сифате аз сифоти ӯст. Он чиро аввал нест, азал гӯянд. Азал ба маънои пеш аз оғози офариниш ва тарҳи барномаи ҳастӣ дар қазои илоҳӣ ҳам ба кор меравад. Субҳи азал ҳамон субҳи рӯзи аласт аст, ки ишора ба аҳди аласт ва мисоқи олами зур дорад. Аҳди аласт ё мисоқи олами зур паймоне аст, ки Худованд аз Одам ё бани Одам бар ваҳдонияти худ гирифта, ки дар Қуръони шариф Сураи «Аъроф» ояи 172 ишора шуда аст: « Ва парвардигори ту (мурод- ҳазрати Муҳаммад(с) аз пушти бани- Одам фарзандонашро берун овард. Ва ононро ба худашон гувоҳ гирифт ва пурсид: «Оё ман парвардигори шумо нестам?» Гуфтанд: «Оре, гувоҳӣ медиҳем». То дар рӯзи қиёмат нагӯед, ки мо аз он бехабар будем.(Барои маълумоти бештар ниг:Хуррамшоҳӣ Ҳофизнома, с.,207) Валодат- таваллуд. Маънӣ: Ишқе, ки ман ба ту дорам, эй маъшуқи азалию абадӣ, қабл аз оғози офариниш аст, на аз рӯзи ба данё омаданам. Ба ин маънӣ дар ашъори шуарои ориф абёти фаровон метавон ёфт. Масалан, Аттор гӯяд:

Мо зи хароботи ишқ масту аласт омадем,

Номи «бало» чун барем, чун ҳама маст омадем.

Пеш зи мо ҷони мо хӯрда шароби аласт,

Мо ҳама з-он як шароб масти аласт омадем…

Ҷойи дигар возеҳтар мегӯяд:

Дар азал пеш аз офариниши ҷисм,

Ҷон ба ишқи ту моил уфтодааст.

Шайх Саъдӣ гӯяд:

Ҳама умр бар надорам сар аз ин хумори мастӣ,

Ки ҳанӯз ман набудам, ки ту дар дилам нишастӣ.

Ҳофиз борҳои аз рӯзи азалу аҳди азал ёд кардааст:

Дар азал баст дилам бо сари зулфат пайванд,

То абад сар накашад в-аз сари паймон наравад.

Ҳамчунин:

Аз дами субҳи азал то охири шоми абад,

Дӯстию меҳр бар як аҳду як мисоқ буд.

Носир низ дар ин мавзӯъх абёти фаровон дорад:

Ҳар кас зи шароби ҳавасе масти ғуруранд,
Мо мастар аз ҷумла, вале масти аласте.

Ҷойи дигар гӯяд:

Зи дасти соқии васлаш зи бомдоди азал,
Даруни соғари «қолу бало» бало дида.

Ҳамчунин гӯяд:

Шабу рӯз махмури хамри бало,
Азал то абад масти ҷоми аласт.

**Байти 5. Маънӣ**: Ишқи ману ҳусни ту ва селоби ашкам дар ҳаҷри ту ҳар лаҳза фузунтартар мегардаду ҳар рӯз зиёдтар мешавад.
**Байти 6. Маслиҳат** – хайрхоҳӣ, некандешӣ. Одат – он чӣ ки инсон ба он хӯ бигирад.**Савдо-** ин ҷо ба маънии ишқ аст. **Маънӣ**: Ҳар кас дар ҷаҳон аз пайи кореву маслиҳате аст, аммо моро ишқи ту касб асту ғами ишқи ту одат.
**Байти 7. Маънӣ**: Эй санами зебочеҳра, ки дили Носирро бурдаӣ ва ӯро дар ғами ишқ ба мурдан расонидаӣ, ин бемори ту аз шавқи он ки ту ба аёдаташ меоӣ ҳозир ба ҷон додан аст.

# Ёр ку?

Дил гирифт аз масҷидам хаммор ку?
Хирқаро оташ задам зуннор ку?
Ғайр най, к-ӯ нола аз мо мекунад,
Ҳамдаме дамсозу хушгуфтор ку?
Дар ҷаҳон ҷуз бода к-ӯ ғамхори мост,
Ёри софихотири ғамхор ку?
Маҳраме, к-аз сӯз бар болини ман,
Ҳар шабе чун шамъ гиряд зор ку?
Аз гулистони вафо бӯйе куҷост
В-аз диёри мардумӣ дайёр ку?
Дар замона ҳеҷ дили беғам кӣ дид,
Дар ҷаҳон як барги гул бехор ку?
Ҷон диҳад Носир равон дар пойи ӯ,
Аз раҳи ёрӣ, валекин ёр ку?

**Вазн**: Рамали мусаддаси маҳзуф \– у - -\- у- -\-у -\

**Қофия**: хаммор, зуннор, гуфтор…

**Радиф:** ку.

**Байти 1. Хаммор** – хамморро «солики соҳиби шуҳуд» гуфтаанд ва дар «Фарҳанги истилоҳоти урафо» омадааст: « Пири комил ва муршиди восил ва низ мутаҳаҷҷиб ба ҳуҷби иззатро гӯянд, ки мақоми талвини солик аст». **Хирқа-** дар луғат ба маънии пора ва қиъае аз ҷома аст ва дар истилоҳи орифон иборат аст аз ҷомаи пашмин, ки ғолибан аз пораҳои баҳам дӯхта фароҳам аст ва дар ҳақиқат либоси расмии сӯфиён аст, ки пеш аз имтиҳон ва эҳрози қобилияту аҳлият аз тарафи муршиду пир ба ӯ пӯшонида мешавад. Хирқаро оташ задан, хирқа аз сар бадар овардан, хирқа партоб кардан дар пеши пир ё қаввол, хирқа аз сар бадар овардани ба шукрона сӯхтан аз одоту русуми соликон аст. Соликон ҳангоми самоъ чун ба шуру ваҷд меомаданд ва ё асроре барои онҳо кашф мешуд, хирқаро дар танашон медариданд ва пеши пойи пир ё қаввол мепартофтанд ва ё аз сар бадар меоварданду ба шукронаи кашфи асрор месӯхтанд. Дар масъалаи хирқасӯзӣ мо ҳангоми шарҳи «Достони Шайх Санъон» сухан кардаем. Он ҷо ки духтари тарсо аз Шайх иҷрои чаҳор корро дархост мекунад:1) Саҷда пеши бут. 2) Қуръон сӯхтан. 3)шароб хӯрдан ва 4) Тарки имон. Шайх чун ин корҳоро анҷом медиҳад ва баъд:

**Шайх чун дар ҳалқаи зуннор шуд,**

**Хирқа дар оташ заду дар кор шуд**.

Бе ҳеҷ шакку шубҳа Носир дар ин байт ишора ба Шайх Санъон дорад. Мурод аз хирқасӯзӣ убур аз манзили зӯҳд ба манзили ишқ аст. Зуннор – риштае, ки масеҳиён ба василаи он салибро дар гардан овезанд. Ҳамчунин кустӣ, шоле, ки зардуштиён ба камар банданд. Маънӣ: Бо хирқаи сӯфиёнаву тоату ибодат дар масҷид ба Ҳаққу ҳақиқат нарасидам, аз ин рӯ монади Шайх Санъон хирқаро оташ задам, ку зунноре, ки монанди ӯ дар миён бандаму ҳамаро фидои ёр созам.

**Байти 2.** Бешак Носир дар ин байт ба «Найнома»-и Мавлоно, ки дар оғози «Маснавии маънавӣ» омадааст, ишора дорад, хусусан ба ин байт:

**Ҳамчу най заҳреву тарёқе кӣ дид,**

**Ҳамчу най дамсозу муштоқе кӣ дид?**

**Маънӣ:** Ба ҷуз най(инсони комил), ки аз дуриву ҷудоии мо аз маъшуқу ватани аслии худ ва нақди ҳоли моро ба мо ҳикоят мекунад, ҳамдаму дамсоз ва хушгуфторе канӣ?

**Байти 3. Бода** – яке аз номҳои шароб аст, ки дар адабиёти ирфонӣ бисёр ба кор рафтааст. Дар истилоҳоти «Фахр»(мурод Фахриддини Ироқӣ-И.Ш.) омадааст: Бода ишқро гӯянд, вақте заиф бошад ва ин авомро бошад дар бидояти сулак. Аммо аз мафоди манзумоти ирфонӣ чунин бармеояд, ки бода ва май ғалёни ишқ ношӣ аз бориқоти мутавотир аст ва аз ин рӯ гоҳ бодаи ирфонӣ гуфтаанд. (Барои маълумоти бештар ниг: Исрофилниё Фарҳанги алфози хароботӣ). **Маънӣ:** Дар ин дунё ба ҷуз ишқ, ки ғамхору ба мақсадрасонандаи мост, ёри софихотиру(ишора ба бодаи софу шаффоф) ғамхор кани?

**Байти 4. Маънӣ**: Шабҳо аз фироқи дурию ҷудойӣ мегирям, ба ҷуз шамъе, ки монанди ман гирён аст, ҳамдаме надорам.

**Байти 5. Гулистони вафо** – шоир вафоро ба масобаи гулистоне медонад, ки аз он бӯйи васл меояд. **Диёр\\ Дайёр**- таҷнис хат аст ва дар навишти арабӣ яксон буда, аммо талаффуз фарқ дорад. Диёр ба маънии маҳал, маскан ва дайёр ба маънии кас, касе аст. **Маънӣ:** Дар ин дунё аз гулистони вафо касе буйе нашамидааст, яъне вафо надидааст ва дар диёри инсонигарию ҷавонмардӣ касе намондааст.

**Байти 6. Маънӣ**: Дар ин замоне инсоне, ки дили беғам дошта бошад, вуҷуд надорад, монанди он, ки дар ин дунё як барги гул бехор нест.

**Байти 7. Маънӣ**: Носир ҳозир аст аз сари ёриву ошиқӣ роҳравон дар зери пойи ёр ҷон диҳад, аммо ку ҳамон ёр?

## Китобнома:

а) Сарчашмаҳо:

1. Абӯисҳоқи Нишопурӣ. Қасасуланбиё.Ба кӯшиши Ҳабиби Яғмойӣ,-Теҳрон, 1368.

2.Абулҳасан Абдураҳмон Хатмии Лоҳурӣ. Шарҳи ирфонии ғазалиёти Ҳофиз. – Теҳрон, 1378.

3. Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор, ҷилди ҳаштум, -Душанбе: Адиб, 1989.

4.Девони ғазалиёти Ҳофиз. Бо кӯшиши Халил Хатиби раҳбар,-Теҳрон,1387.

5. Девони Ҳофиз. бар асоси нусхаи тасҳеҳшудаи Ғанӣ- Қазвинӣ, -Теҳрон,1380.

6.Девони Аттор. Тасҳеҳи Тақии Тафаззулӣ, -Теҳрон, 1362.

7.Девони кабири Шамси Табрезӣ.Мавлоно Ҷулолуддин Муҳаммад Мавлавӣ, -Теҳрон, 1362.

8.Девони ашъори  Носири Бухоройӣ. Бо кӯшиши Маҳдии Дурахшон.-Теҳрон, 1353.

9.Мавлоно Ҳофиз Бадриддини Акбарободӣ. Бадрушшурӯҳ.-Деҳлӣ,1904.

10.Низомии Ганҷавӣ. Куллиёт, ҷилди панҷум, -Душанбе, 1984.

11. Судии Буснавӣ. Шарҳи Судӣ бар Ҳофиз, тарҷумат исмат Сатторзода,-Теҳрон,1308.

12. Сайид Содиқи Гавҳарин.Шарҳи истилоҳоти тасаввуф.-Теҳрон,1373.

13.Фаридуддин Аттор. Мантиқуттайр. Таҳияву тадвини матн бо муқаддима ва луғоти тавзеҳоти Алии Муҳаммадии Хуросонӣ, -Душанбе, 2006.

14.Тафсир ва нақду таҳлили маснавии Ҷалолуддин Муҳаммади Балхӣ.Муҳаммад Тақии Ҷаъфарӣ. –Теҳрон, 1361.

15. Тафсири Абулфутӯҳи Розӣ, тасҳеҳи Мирзо Абулҳасани Шаъронӣ, -Теҳрон, 1356.

16. Фарҳанги истилоҳот ва таъбироти ирфонӣ.Сайид Ҷаъфари Саҷҷодӣ.-Теҳрон,1378.

17.Фарҳанги форсии Амид. Ҳасан Амид, дар се ҷилд,-Теҳрон,1378

18.Фарҳанги форсии Муин(як ҷилдӣ).-Теҳрон, 1386.

19.Фарҳанги вожанумои Ҳофиз. М. Содиқиён,-Теҳрон,1366.

20.Фарҳангномаи шеърӣ. Раҳим Афифӣ.- Теҳрон,1372.

21. Фарҳанги забони тоҷикӣ(дар ду ҷилд). –Москва, 1969.

22.Фарҳанги форсии дониш. Ҳабибуллоҳи Омӯзгор. –Теҳрон,1375.

23.Фарҳанги талмеҳот. Суруси Шамисо.-Теҳрон, 1369.

24.Фарҳанги киноёт. Мансури Сарват. –Теҳрон,1363.

25.Фарҳанги наводири луғоту таркибот ва таъбироти осори Аттори Нишопурӣ.Ризо Ашрафзода. -Теҳрон, 1368.

26. Шарҳи комили Мантиқуттайри Аттори Нишопурӣ. Асғари Барзӣ.-Теҳрон, 1369.

27. Шарҳи маснавии шариф. Бадеъуззамон Фурӯзонфар. –Теҳрон. 1355.

28. Қуръони маҷид.Тарҷумаи Абдулмуҳаммади Оятӣ, баргардони Мирзо Комрон, -Тҳрон, 1371.

29. Шарҳи ҷомеъи Маснавии маънавӣ(дафтари аввал). Карим Замонӣ –Теҳрон, 1372.

30 Қуръони карим ва тарҷумаи маъонии он ба забони форсӣ. Тарҷумаи Шайх Шоҳ Валиюллоҳи Деҳлавӣ, чопхонаи Қуръони карим муҷаммаъи малик Фаҳд.(Ин Қуръони карим бо тарҷумаи форсиаш аз Мадинаи мунаввара дастрас кардам, ки бо амри шоҳи Арабистони Суудӣ- Малик Фаҳд бинни Абдулазиз Оли Сууд тарҷума ва нашр шудааст. Соли нашр зикр нагардидааст- И.Ш.)

б) **Асарҳои илмӣ-тадқиқотӣ:**

31. Аҳодиси маснавӣ.Бадеъуззамон Фурӯзонфар. –Теҳрон, 1347.

32. Арзиши мероси сӯфия. Абдулҳусайни Зарринкӯб. –Теҳрон, 1362.

33.Бо корвони ҳулла. Абдулҳусайни Зарринкӯб, Таҳияи Ш.Шокирзода, -Душанбе, 2004.

34.Баҳр дар кӯза. Абдулҳусайни Зарринкӯб. –Теҳрон, 1366.

35.Бӯйи ҷон. Насруллоҳ Пурҷаводӣ.-Теҳрон, 1372.

36.Гузидаи «Маҳзануласрор»-и Низомӣ. Интихоб ва шарҳи Ризо Анзобинажод. –Теҳрон, 1374.

37.Гумшудаи лаби дарё. Тақии Пурномдориён, -Теҳрон,1382.

38. Зеҳну забони Ҳофиз. Баҳоуддин Хуррамшоҳӣ.- Теҳрон,1384.

Доиратулмаорифи форсӣ.- Теҳрон, 1345.

39.Пилла-пилла то мулоқоти Худо. Абдулҳусайни Зарринкӯб. –Теҳрон, 1371.

40.Мактаби Ҳофиз. Манучеҳри Муртазавӣ. –Теҳрон, 1374.

41. Рамз ва достонҳои рамзӣ дар адаби форсӣ. Тақии Пурномдориён, -Теҳрон, 1364.

42.Ҷустуҷӯ дар тасаввуфи Эрон. Абдулҳусайни Зарринкӯб. –Теҳрон, 1369.

43. Чаҳор достони маънавӣ. Интихоб ва шарҳи Комили Дизфулиён. – Теҳрон, 1375.

44.Фарҳанги таҳлилии алфози хароботии ашъори Хоҷа Ҳофиз. Исрофилниё Ш.Р. –Душанбе, 2003.

45. Хизонаи пурганҷ. Интихоб ва шарҳи Ш.Р. Исрофилниё, -Душанбе, 2001.

46. Ҳофизнома. Б. Хуррамшоҳӣ (дар ду ҷилд)- Теҳрон, 1368-69.

47.Ҳофизи ҷовид. Ҳошими Ҷовид.-Теҳрон, 1375.

# МУНДАРИЧА